
الجزء الثالث — سورة البقرة

تِلْكَ الرُّسُلُ فَضَّلْنَا بَعْضَهُمْ عَلَىٰ بَعْضٍ مِّنْهُم مَّن كَلَّمَ اللَّهُ
وَرَفَعَ بَعْضَهُمْ دَرَجَاتٍ وَآتَيْنَا عِيسَى ابْنَ مَرْيَمَ الْبَيِّنَاتِ
وَأَيَّدْنَاهُ بِرُوحِ الْقُدُسِ وَلَوْ شَاءَ اللَّهُ مَا اقْتَتَلَ الَّذِينَ مِن
بَعْدِهِم مِّن بَعْدِ مَا جَاءَتْهُمُ الْبَيِّنَاتُ وَلَٰكِنِ اخْتَلَفُوا
فَمِنْهُم مَّنْ آمَنَ وَمِنْهُم مَّن كَفَرَ وَلَوْ شَاءَ اللَّهُ مَا اقْتَتَلُوا
وَلَٰكِنَّ اللَّهَ يَفْعَلُ مَا يُرِيدُ ﴿٢٥٣﴾ يَا أَيُّهَا الَّذِينَ آمَنُوا أَنفِقُوا
مِمَّا رَزَقْنَاكُم مِّن قَبْلِ أَن يَأْتِيَ يَوْمٌ لَّا بَيْعٌ فِيهِ وَلَا خُلَّةٌ وَلَا
شَفَاعَةٌ وَالْكَافِرُونَ هُمُ الظَّالِمُونَ ﴿٢٥٤﴾ اللَّهُ لَا إِلَٰهَ إِلَّا هُوَ
الْحَيُّ الْقَيُّومُ لَا تَأْخُذُهُ سِنَةٌ وَلَا نَوْمٌ لَّهُ مَا فِي السَّمَاوَاتِ
وَمَا فِي الْأَرْضِ مَن ذَا الَّذِي يَشْفَعُ عِندَهُ إِلَّا بِإِذْنِهِ يَعْلَمُ
مَا بَيْنَ أَيْدِيهِمْ وَمَا خَلْفَهُمْ وَلَا يُحِيطُونَ بِشَيْءٍ مِّنْ عِلْمِهِ إِلَّا
بِمَا شَاءَ وَسِعَ كُرْسِيُّهُ السَّمَاوَاتِ وَالْأَرْضَ وَلَا يَئُودُهُ حِفْظُهُمَا
وَهُوَ الْعَلِيُّ الْعَظِيمُ ﴿٢٥٥﴾ لَا إِكْرَاهَ فِي الدِّينِ قَد تَّبَيَّنَ الرُّشْدُ مِنَ
الْغَيِّ فَمَن يَكْفُرْ بِالطَّاغُوتِ وَيُؤْمِن بِاللَّهِ فَقَدِ اسْتَمْسَكَ
بِالْعُرْوَةِ الْوُثْقَىٰ لَا انفِصَامَ لَهَا وَاللَّهُ سَمِيعٌ عَلِيمٌ ﴿٢٥٦﴾

٤٢

(253) Ин паёмбаронеро, ки барои ту зикр кардем, баъзеашонро дар пайғом, теъдоди зиёди пайравон ва дараҷот бар баъзеи дигар бартарӣ додем. Аз миёни онҳо ба мисли Мӯсо (а) касест, ки Аллоҳ (ҷ) бо вай гуфтугӯ кардааст ва дараҷоти баъзеро ба мисли Муҳаммад (с) баланд бардоштааст. Зеро Муҳаммад (с) ба кулли мардум фиристода шуда, бо омаданаш нубуввват хотима, умматаш аз дигар умматон бартаранд. Ва Мо ба Исои писари Марям (а) аз қабили зинда сохтани мурдагон, солим гардонидани ашхоси дучори бемории махав ва кӯри модарзод мӯъҷизаҳои равшани исботкунандаи нубувваташро додем ва ӯро бо мақсади дар иҷрои дастурамон нерӯ бахшидан ба воситаи Ҷабраил (а) мадад намудем. Ва агар Аллоҳ (ҷ) мехост, касоне, ки баъди паёмбарон омаданд, баъди ба онҳо омадани далелҳои равшан муқобили якдигар намеҷангиданд, валекин эшон ихтилоф намуданд ва ба ду гурӯҳ ҷудо шуданд. Пас, аз онҳо баъзе ба Аллоҳ (ҷ) имон овард ва аз онҳо баъзе ба Аллоҳ (ҷ) кофир гашт. Ва агар Аллоҳ (ҷ) мехост, онҳо алайҳи ҳамдигар намеҷангиданд, валекин Аллоҳ (ҷ) ҳар чи хоҳад, мекунад. Ҳар киро хоҳад, бо фазлу раҳматаш ба сӯи имон ҳидоят менамояд ва ҳар киро хоҳад, бо адолату ҳикматаш гумроҳ мегардонад.

(254) Эй мӯъминон! Аз он чи ба шумо аз навъҳои гуногуни моли ҳалол рӯзӣ додаем, қабл аз омадани рӯзи қиёмат харҷ кунед, рӯзе ки дар он на савдоест, то инсон фоида ҳосил намояд ва на дӯстии ҳангоми сахтӣ судманд ва на шафоат. Шафоати рӯзи охират танҳо бо иҷозати Аллоҳ (ҷ) сурат мегирад. Ва кофирон золимони ҳақиқӣ ҳастанд. Зеро онҳо ба Офаридгори Ягона куфр меварзанд.

(255) Аллоҳ (ҷ) Он Зотест, ки ҷуз Ӯ маъбуди ҳақиқии лоиқи ибодат вуҷуд надорад, ҳамеша Зинда, Нигаҳдори ҷаҳони ҳастӣ ва аз мавҷудот бениёз аст, ҳастии мавҷудот ба Ӯ тааллуқ дошта, ҳаргиз аз Ӯ бениёз намегардад, Ӯро пинак ва хоб фаро намегирад, фармонравоии тамоми мавҷудоти осмонҳо ва замин танҳо аз они Ӯст, ҳеҷ кас наздаш барои касе молики шафоат нест, магар баъд аз иҷозат ва ризои Ӯ, он чи дар гузашта аз умури бандагонаш рух дода ва он чи дар оянда рух хоҳад дод, ҳамаро медонад ва халоиқ аз илми Ӯ чизеро иҳота намекунанд, магар он чиро, ки Худ онҳоро аз он огоҳ гардонад, курсии (**ҷои ду қадам**)[1]-и Ӯ осмонҳо ва заминро бо вуҷуди вусъат ва бузургиашон иҳота кунонида аст ва нигаҳдории осмонҳову замин бар Ӯ сангинӣ намеорад ва Ӯ Баландмартабаи дар салтанаташ Соҳибазамат аст.

(256) Дар ворид шудан ба Ислом маҷбур сохтани касе раво нест, зеро ҳақ будани ин дин ошкор аст ва маҷбур кардан дар пазируфтани он зарурат надорад. Бегумон роҳи рост аз гумроҳӣ ҷудо шуда аст. Пас, ҳар ки ба он чи ғайр аз Аллоҳ (ҷ) парастида мешавад, кофир шуда, аз он безорӣ меҷӯяд ва ба Аллоҳ (ҷ) имон меорад, бешубҳа, барои наҷот ёфтан ба қавитарин дастовез, ки ҳаргиз қатъ намегардад, чанг зада аст. Ва Аллоҳ (ҷ) Шунавои Доно аст. Гуфтори бандагонашро мешунавад ва кирдорашонро медонад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Худо бо илм ва ҳикмати Худ дар миёни паёмбарон бартарӣ гузошта аст;

2.Оятҳои мазкур сифати “**Калом**”-ро барои Аллоҳ (ҷ) он гуна ки шоистаи Зоти Ӯст, собит месозад. Ӯ бо баъзеи бандагонаш ба мисли Мӯсо (а) ва Муҳаммад (с) гуфтугӯ карда аст;

3.Имону ҳидоят ва куфру залолат ҳамагӣ ба иродаи Худо марбут буда, дар дасти Ӯст. Парвардигор дар ҳидоят ё гумроҳ сохтан дорои ҳикмат аст. Агар мехост, кулли халқро раҳнамой мекард;

4.“**Оят-ул-курсӣ**” бузургтарин ояти Қуръони маҷид аст. Зеро он шомили холиқият, маъбудият ва сифатҳои Худо мебошад;

5.Пайравӣ ва ворид шудан ба Ислом бояд аз роҳи ризомандӣ ва қаноати шахсӣ сурат гирад. Дар дини Худо маҷбур сохтан ҷоиз нест;

6.Амалӣ гардонидани Қуръон ва суннат бузургтарин василаҳои саодат дар дунё ва охират аст.

1. Дар мавриди калимаи “**Курсӣ**”-и ояти мазкур он гуна ки Имоми муфассирон Ибни Ҷарири Табарӣ (р) дар тафсири хеш меорад, се қавл мавҷуд аст. Якум “**илм**”, дуюм “**ҷои ду қадам**” ва сеюм “**арш**”. Имом Табарӣ (р) суханони имомони тафсирро оиди ин се маъно зикр карда, раъйи якумро тарҷеҳ медиҳад. Он чи муаллифони китоб овардаанд, яке аз се қавли муфассирон аст. (**Мутарҷим**)

ٱللَّهُ وَلِيُّ ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ يُخْرِجُهُم مِّنَ ٱلظُّلُمَٰتِ إِلَى ٱلنُّورِۖ
وَٱلَّذِينَ كَفَرُوٓاْ أَوْلِيَآؤُهُمُ ٱلطَّٰغُوتُ يُخْرِجُونَهُم مِّنَ
ٱلنُّورِ إِلَى ٱلظُّلُمَٰتِۗ أُوْلَٰٓئِكَ أَصْحَٰبُ ٱلنَّارِۖ هُمْ فِيهَا
خَٰلِدُونَ ٢٥٧ أَلَمْ تَرَ إِلَى ٱلَّذِي حَآجَّ إِبْرَٰهِـۧمَ فِي رَبِّهِۦٓ
أَنْ ءَاتَىٰهُ ٱللَّهُ ٱلْمُلْكَ إِذْ قَالَ إِبْرَٰهِـۧمُ رَبِّيَ ٱلَّذِي يُحْيِۦ
وَيُمِيتُ قَالَ أَنَا۠ أُحْيِۦ وَأُمِيتُۖ قَالَ إِبْرَٰهِـۧمُ فَإِنَّ ٱللَّهَ يَأْتِي
بِٱلشَّمْسِ مِنَ ٱلْمَشْرِقِ فَأْتِ بِهَا مِنَ ٱلْمَغْرِبِ فَبُهِتَ ٱلَّذِي
كَفَرَۗ وَٱللَّهُ لَا يَهْدِي ٱلْقَوْمَ ٱلظَّٰلِمِينَ ٢٥٨ أَوْ كَٱلَّذِي
مَرَّ عَلَىٰ قَرْيَةٖ وَهِيَ خَاوِيَةٌ عَلَىٰ عُرُوشِهَا قَالَ أَنَّىٰ يُحْيِۦ
هَٰذِهِ ٱللَّهُ بَعْدَ مَوْتِهَاۖ فَأَمَاتَهُ ٱللَّهُ مِاْئَةَ عَامٖ ثُمَّ بَعَثَهُۥۖ
قَالَ كَمْ لَبِثْتَۖ قَالَ لَبِثْتُ يَوْمًا أَوْ بَعْضَ يَوْمٖۖ قَالَ بَل
لَّبِثْتَ مِاْئَةَ عَامٖ فَٱنظُرْ إِلَىٰ طَعَامِكَ وَشَرَابِكَ لَمْ يَتَسَنَّهْۖ
وَٱنظُرْ إِلَىٰ حِمَارِكَ وَلِنَجْعَلَكَ ءَايَةٗ لِّلنَّاسِۖ وَٱنظُرْ إِلَى
ٱلْعِظَامِ كَيْفَ نُنشِزُهَا ثُمَّ نَكْسُوهَا لَحْمٗاۚ فَلَمَّا
تَبَيَّنَ لَهُۥ قَالَ أَعْلَمُ أَنَّ ٱللَّهَ عَلَىٰ كُلِّ شَيْءٖ قَدِيرٞ ٢٥٩



(257) Аллоҳ (ч) касонеро, ки имон овардаанд, сарпарастӣ мекунад, ба онҳо тавфиқу нусрат мебахшад, онҳоро аз торикиҳои куфру нодонӣ ба сӯи рӯшноии имону дониш берун месозад. Ва касоне, ки кофир шудаанд, сарпарастонашон бутҳоянд, маъбудҳои ботилашон куфрро дар назарашон ороиш дода, онҳоро аз рӯшноии имону дониш ба сӯи торикиҳои куфру нодонӣ берун месозанд. Ин гурӯҳ бошандагони дӯзах мебошанд. Онҳо дар онҷо абадӣ мемонанд.

Чун Худованд дар ояти гузашта ду гурӯҳи кофиру мӯъминро зикр намуд, дар ояти зерин барои ҳар кадоми он мисол оварда гуфт:

(258) Эй Паёмбар, оё ҳеҷ рухдодеро аз ҷуръати он тӯғёнгар, ки бо Иброҳим (а) дар бораи холиқият ва ягонагии Парвардигораш ҷидол намуд, шигифтангезтар дидаӣ? Сабаби ин ҷасорати он бандаи саркаш дар он буд, ки Аллоҳ (ч) ба вай салтанат дод ва салтанат боиси туғёнаш гардид. Иброҳим (а) барояш сифатҳои Парвардигорро баён карда гуфт: “**Парвардигори ман Зотест, ки халоиқро зинда месозад ва мемиронад.**” Он бандаи туғёнгар аз рӯи ситеза гуфт: “**Ман низ бо роҳи эълони афв ва куштан ҳар киро хоҳам, зинда мегардонам ва ҳар киро хоҳам, мемиронам.**” Пас, Иброҳим (а) далели бузургтареро оварда гуфт: “**Ба дурустӣ, Он Парвардигоре, ки ман мепарастам, офтобро аз самти машриқ меорад. Пас, ту онро аз ҷониби мағриб биёвар.**” Баъд аз овардани ин бурҳон, он шахси туғёнгари мутакаббир дар ҳайрат монда, аз сабаби нерӯмандии далели овардаи Иброҳим (а) мағлуб шуд. Ва Аллоҳ (ч) ба золимон тавфиқи ҳидоят ба роҳи ростро намедиҳад. Иллати маҳрум шудан аз ҳидоят зулм ва туғёни онҳост.

(259) Ё оё касеро мисли он бандае дидаӣ, ки аз назди деҳае дар ҳоле ки сақфи хонаҳояш афтода, деворҳояш хароб гашта, сокинонаш ҳалок шуда, ба макони ваҳшатнок табдил ёфта буд, гузашт? Он мард бо тааҷҷуб гуфт: “**Аллоҳ (ч) чӣ гуна аҳли ин деҳаро баъд аз маргашон зинда мегардонад?!**” Пас, Аллоҳ (ч) он мардро ба муддати сад сол миронида, сипас зиндааш сохта пурсид: “**Чанд муддат дар ҳолати марг истодӣ?**” Дар посух гуфт: “**Муддати як ё ним рӯз.**” Худо гуфт: “**Балки сад соли пурра истодӣ. Пас, ба таом ва шароби ҳамроҳат буда назар андоз. Он ду бар ҳолати худ боқӣ монда, дигаргун нашуда аст. Ҳол он ки дар асл таому шароб зуд тағйир мeёбад. Ва ба дарозгӯши мурдаат нигоҳ кун. Ва Мо ин корро кардем,[1] то туро барои мардум дар боби зинда сохтани мурдагон аломати равшани исботкунандаи қудрати Худо гардонем. Пас, устухонҳои пора-пора ҷудошудаи дарозгӯшатро бубин, ки Мо онро чигуна бардошта, баъзеашро ба баъзеи дигар зам мекунем, сипас, баъд аз ин ба он устухонҳо гӯшт мепӯшонем ва зиндааш мегардонем.**” Пас, чун он мард ин ҳолатро дид, ҳақиқати кор барояш маълум шуда, дар бораи қудрати Худо яқин ҳосил намуд ва бо эътироф гуфт: “**Ман ба яқин медонам, ки Аллоҳ (ч) бар ҳама чиз Тавоно аст.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Яке аз асоситарин вижагиҳои ҷудосозандаи аҳли имон ва куфр он аст, ки мӯъминон дар ҳама корҳояшон аз сӯи Худо дорои ҳидоят ва донишанд, аммо кофирон аз ин неъматҳо маҳруманд;

2.Мафтун гаштан ба нерӯ ва салтанат аз бузургтарин омилҳои туғён буда, соҳибашро аз дидани ҳақиқати ҳолаш кӯр месозад;

3.Мунозара бо аҳли ботил ба мақсади изҳори ҳақиқат ва кашфи залолаташон ҷоиз мебошад;

4.Қудрати Парвардигор бағоят бузург аст. Ҳеҷ чиз аз ҷумла зинда кунонидани мурдагон Ӯро оҷиз намекунад.

1. Ин қисмати ҷумлаи оят аз тафсири Имом Алӯсӣ (р) ҳамчун маҳалли таалluқи пешоянди “ل” илова шуда аст. Зеро бидуни он маънои оят возеҳ намешавад. (**Мутарҷим**)



260 Ва эй Паёмбар, замонеро ба ёд биёр, ки Иброҳим (а) хитоб ба Аллоҳ (ч) гуфта буд: **“Эй Парвардигорам, ба ман нишон бидеҳ, ки мурдагонро чигуна зинда мегардонӣ?”** Аллоҳ (ч) ба вай гуфт: **“Оё ба ин имон наовардаӣ?”** Иброҳим (а) гуфт: **“Бале, имон овардаам, валекин меҳоҳам оромиши қалбам афзун гардад.”** Пас, Аллоҳ (ч) ӯро дастур дода гуфт: **“Аз парандагон чаҳор ададро бигир, пас, онҳоро ба худ наздик карда, пора-пора бикун, сипас бар ҳар кӯҳе аз кӯҳҳои атрофат ҷузъе аз он парандагонро бигузор, баъд аз он онҳоро ба ҷониби хеш бихон, онҳо зинда гашта, шитобон наздат меоянд. Ва эй Иброҳим, бидон, ки Аллоҳ (ч) дар мулкаш Ғолиби Шикастнопазир, дар фармон, қонун ва офаридгорӣ бағоят Ҳаким аст.”**

261 Сифати садақаҳои он мӯъминоне, ки молҳои худро дар роҳи Аллоҳ (ч) сарф мекунанд, монанди сифати донаи дар замини серҳосил коштаи деҳқон аст. Он дона ҳафт хӯша мерӯёнад, ҳар як хӯша сад дона дорад. Ва Аллоҳ (ч) барои ҳар кас аз бандагонаш хоҳад, чанд баробар бештар подош дода, музди беҳисоб ато мекунад. Ва Аллоҳ (ч) Соҳиби эҳсони фарогир буда, шахсони сазовори аҷри бештарро медонад.

262 Он касоне, ки молҳояшонро дар роҳи тоат ва ризои Аллоҳ (ч) харҷ менамоянд, сипас ба дунболи моли бахшидаашон бо забону амал миннат намегузоранд, зеро миннат амалашонро ботил месозад ва ба садақагиранда бо миннат гузоштан озор намерасонанд, музди онҳо назди Парвардигорашон аст ва бар онҳо аз ҳаводиси охират тарсе нест ва онҳо барои он чи дар дунё аз даст додаанд, андӯҳгин намешаванд. Зеро рӯзи қиёмат соҳиби неъмати бузурги абадӣ мегарданд.

263 Гуфтани сухани неки хушҳолсозандаи мӯъмин ва бахшидани гуноҳи шахси дар ҳаққат бадӣ раво дида аз садақае, ки ба дунболи он нисбат ба шахси садақагирифта миннат ва озор сурат мегирад, беҳтар аст. Ва Аллоҳ (ч) Бениёзи Бурдбор аст. Ба ҳеҷ кас аз халоиқ ниёзманд нест ва бандагонашро дар ҳол ҷазо намедиҳад.

264 Эй касоне, ки ба Аллоҳ (ч) имон овардаед ва аз Паёмбараш пайравӣ кардаед, савоби садақаи хешро бо миннат ниҳодан бар шахси фақир ва озор доданаш табоҳ нагардонед. Сифати чунин шахс мисли сифати касест, ки молашро ба мақсади он ки мардум ӯро дида, мадҳ кунанд, харҷ месозад ва ба Аллоҳ (ч) ва рӯзи қиёмату савобу иқоби он имон надорад. Пас достони он шахс ба достони санги ҳамворе шабоҳат дорад, ки дар рӯи он хок буд, пас ба он санг борони зиёд расиду хоки онро дур кард, пас сангро сахти бидуни ғубор гузошт. Ҳолати ашхоси риёкор низ чунин аст. Савоби аъмол ва садақоташон аз байн меравад ва назди Худо ҳеҷ чизи он боқӣ намемонад. Ва Аллоҳ (ч) кофиронро ба корҳои мавриди ризояш ва дар охират судманд раҳнамоӣ намекунад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Мартабаҳои имону яқин гуногун аст. Шахс ҳар қадар дар бораи оятҳои шаръӣ ва паёмҳои олами ҳастӣ андеша кунад, ба ҳамон андоза имон ва яқинаш афзоиш меёбад;

2.Пас аз марг зинда сохтани мурдагон далели ошкори камоли қудрат ва азамати Парвардигор аст;

3.Сарфи мол дар роҳи Худо ба шарти он ки холисона ва бидуни миннату озор, ки амалро ботил месозад, сурат гирад, савоби зиёд дорад;

4.Беҳтарин чизи ба мардум тақдимшаванда ахлоқи нек аст, ки аз гуфтору кирдори зебо ва афви гуноҳи бадкор иборат мебошад.

وَمَثَلُ ٱلَّذِينَ يُنفِقُونَ أَمْوَٰلَهُمُ ٱبْتِغَآءَ مَرْضَاتِ ٱللَّهِ
وَتَثْبِيتًا مِّنْ أَنفُسِهِمْ كَمَثَلِ جَنَّةٍۭ بِرَبْوَةٍ أَصَابَهَا وَابِلٌ
فَـَٔاتَتْ أُكُلَهَا ضِعْفَيْنِ فَإِن لَّمْ يُصِبْهَا وَابِلٌ فَطَلٌّ
وَٱللَّهُ بِمَا تَعْمَلُونَ بَصِيرٌ ٢٦٥ أَيَوَدُّ أَحَدُكُمْ أَن تَكُونَ لَهُۥ
جَنَّةٌ مِّن نَّخِيلٍ وَأَعْنَابٍ تَجْرِى مِن تَحْتِهَا ٱلْأَنْهَٰرُ لَهُۥ
فِيهَا مِن كُلِّ ٱلثَّمَرَٰتِ وَأَصَابَهُ ٱلْكِبَرُ وَلَهُۥ ذُرِّيَّةٌ
ضُعَفَآءُ فَأَصَابَهَآ إِعْصَارٌ فِيهِ نَارٌ فَٱحْتَرَقَتْ ۗ كَذَٰلِكَ
يُبَيِّنُ ٱللَّهُ لَكُمُ ٱلْءَايَٰتِ لَعَلَّكُمْ تَتَفَكَّرُونَ ٢٦٦ يَـٰٓأَيُّهَا
ٱلَّذِينَ ءَامَنُوٓا۟ أَنفِقُوا۟ مِن طَيِّبَٰتِ مَا كَسَبْتُمْ وَمِمَّآ أَخْرَجْنَا
لَكُم مِّنَ ٱلْأَرْضِ ۖ وَلَا تَيَمَّمُوا۟ ٱلْخَبِيثَ مِنْهُ تُنفِقُونَ
وَلَسْتُم بِـَٔاخِذِيهِ إِلَّآ أَن تُغْمِضُوا۟ فِيهِ ۚ وَٱعْلَمُوٓا۟ أَنَّ ٱللَّهَ غَنِىٌّ
حَمِيدٌ ٢٦٧ ٱلشَّيْطَٰنُ يَعِدُكُمُ ٱلْفَقْرَ وَيَأْمُرُكُم بِٱلْفَحْشَآءِ ۖ
وَٱللَّهُ يَعِدُكُم مَّغْفِرَةً مِّنْهُ وَفَضْلًا ۗ وَٱللَّهُ وَٰسِعٌ عَلِيمٌ
٢٦٨ يُؤْتِى ٱلْحِكْمَةَ مَن يَشَآءُ ۚ وَمَن يُؤْتَ ٱلْحِكْمَةَ فَقَدْ
أُوتِىَ خَيْرًا كَثِيرًا ۗ وَمَا يَذَّكَّرُ إِلَّآ أُو۟لُوا۟ ٱلْأَلْبَٰبِ ٢٦٩



265 Ва сифати касоне, ки ба хотири талаби ризои Аллоҳ (ч) ва ба хотири аз умқи дил ба ваъдаи Ӯ бовару яқин доштан, бидуни маҷбурӣ молҳояшонро сарф мекунанд, монанди сифати бӯстонест дар макони баланд, ки борони бисёр ба он расида, пас меваи дучанд диҳад. Пас агар борони бисёр ба он нарасад, пас борони сабук расида, аз сабаби серҳосилии замин ба борони андак иктифо кунад. Садақаи бандагони боихлос низ чунин аст. Худо онро агарчи кам ҳам бошад, мепазирад ва дар иваз чанд баробар афзунтар подош медиҳад. Ва Аллоҳ (ч) ба он чи анҷом медиҳед, **Бино** аст. Аҳволи бандагони боихлосу риёкор аз Ӯ пӯшида нест ва ба ҳар кас ҷазои босазо хоҳад дод.

Сипас Худо дар ояти зерин мисоли ҳолати касеро, ки молашро аз рӯи риёкорӣ харҷ мекунад, баён намуда мегӯяд:

266 Оё касе аз шумо дӯст медорад, ки молики боғи дарахтони хурмо ва ангуре бошад, ки аз васати он обҳои ширин ҷорӣ шавад, ӯро дар онҷо ҳар навъ меваҳои хуштамъ бошад ва ба ӯ пиронсолӣ расида, кор кардан натавонад ва фарзандони хурдсоли аз кор нотавон дошта бошад, дар ин ҳангом ба он боғ гирдбоде, ки дар он оташ аст, бирасад, пас боғ комилан бисӯзад, дар ҳоле ки соҳибаш аз сабаби пиронсолӣ ва заъфи фарзандонаш ба он ниёзманд аст?! Ҳолати касе, ки молашро аз рӯи ғарази риёкорӣ харҷ мекунад, ба ҳамин монанд аст. Шахси риёкор рӯзи қиёмат, ки ба камтарин некӣ ниёз дорад, вақти назди Худо меояд, подоше намеёбад. Аллоҳ (ч) ҳамин гуна барои шумо чизҳои дар дунёву охират судмандро баён месозад, то шояд шумо дар бораи он андеша кунед.

267 Эй касоне, ки ба Аллоҳ (ч) имон овардаед ва аз Паёмбараш пайравӣ кардаед, аз баъзеи моли ҳалоли покизаи касбкардаи хеш ва аз баъзеи он чи Мо бароятон аз набототи замин берун овардаем, харҷ кунед. Ва ба харҷ намудани моли пастсифат рӯй наоред, ҳол он ки агар он мол ба худатон дода шавад, онро ҷуз бо чашмпӯшӣ ва табъи хира намегиред. Пас чигуна он чиро ба худ раво намебинед, ба Худо раво мебинед ва announcement мекунед?! Ва бидонед, ки Аллоҳ (ч) Бениёзи Сутуда аст. Аз корҳои хайри шумо бениёз аст.

Чун Худо дар ояти мазкур мӯъминонро ба харҷи моли ҳалоли покиза амр кард, дар ояти зерин онҳоро аз васвасаи Шайтон барҳазар дошта гуфт:

268 Шайтон шуморо аз тангдастӣ тарсонида, ба бухл варзидан тарғиб мекунад ва шуморо ба анҷом додани корҳои фаҳши зинокорӣ, куштор, тарки намозу закот ва ғайра даъват менамояд. Ва Аллоҳ (ч) ба шумо мағфирати гуноҳон ва рӯзии густурдаро ваъда медиҳад ва Аллоҳ (ч) Соҳибии эҳсони паҳновар, Донандаи аҳволи бандагон аст.

269 Аллоҳ (ч) ҳикмат (**дар гуфтору кирдор дарёфти роҳи дуруст**)-ро ба ҳар кас аз бандагон хоҳад, медиҳад ва ҳикмат ба ҳар кас дода шавад, пас бегумон барояш хайри зиёд ато шуда аст. Ва аз оятҳои Аллоҳ (ч) панд намегиранд, магар соҳибони хиради комил, ки аз нур ва раҳнамоии Қуръон рӯшноӣ меҷӯянд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Мӯъминони воқеӣ ба ваъда ва подоши Худо эътимоди комил доранд. Онҳо молашонро бидуни тарсу андӯҳ ва адами таваҷҷӯҳ ба васвасаҳои Шайтон ба мисли тарсонидан аз фақр ва ниёзмандӣ харҷ мекунанд;

2.Ихлос аз бузургтарин василаи бобаракат гаштани амал ва рушд ёфтани он аст;

3.Зиёнкортарин инсон касест, ки бо амалаш худнамоӣ мекунад, зеро чунин шахс ҷуз мадҳи мардум ҳеҷ ҳосиле намегирад.




(270) Ва ҳар он чи аз моли зиёду кам ба мақсади талаби ризои Худо харҷ кардаед ё аз назди худ бидуни он ки Аллоҳ (ч) шуморо мукаллаф созад, анҷоми ибодатеро аз роҳи назр бар худ лозим гардонидаед, пас бегумон Аллоҳ (ч) онро медонад. Ҳеҷ чиз назди Ӯ зоеъ намегардад ва ба шумо подоши бузургтарин хоҳад дод. Ва золимоне, ки ҳуқуқи бар зиммаашон воҷиброманъ намуда, аз марзҳои Худо таҷовуз мекунанд, рӯзи қиёмат барои пешгирии уқубати илоҳӣ ёвароне надоранд.

(271) Агар садақаҳои хешро ошкор созед, пас чӣ садақаи хубест ва агар онро пинҳон нигоҳ доред ва ба фақирон диҳед, ин амали пинҳонӣ барои шумо аз ошкор карданаш беҳтар аст, зеро чунин тарзи амал ба ихлос наздиктар мебошад. Ва Худо аз шумо баъзе гуноҳонатонро маҳв месозад. Чунки садақаи бандагони боихлос боиси пӯшида мондан ва мағфирати гуноҳон мегардад. Ва Аллоҳ (ч) аз он чи анҷом медиҳед, Бохабар буда, аҳволи шумо аз Ӯ пӯшида нест.

(272) Эй Паёмбар, ҳидоят намудани онҳо барои пазируфтани ҳақ ва таслим шудан ба он бар зиммаи ту нест, балки масъулияти ту аз он иборат аст, ки онҳоро ба сӯи ҳақиқат раҳнамоӣ карда, бо он ошно мегардонӣ. Валекин ҳидояти тавфиқ ба сӯи ҳақиқат дар дасти Аллоҳ (ч) буда, онро ба ҳар ки хоҳад, медиҳад. Ва он чи аз мол харҷ мекунед, пас фоидаи он ба шумо бармегардад, зеро Худо аз он бениёз аст. Ва бояд садақаҳои шумо холисан лиллоҳ анҷом ёбад. Зеро мӯъминони ҳақиқӣ моли худро ба ҷуз қасди талаби ризои Парвардигор бо дигар мақсад харҷ намекунанд. Ва он чи аз моли каму зиёд харҷ мекунед, пас бегумон подоши он ба шумо ба таври комил дода мешавад ва шумо зулм намешавед. Чунки Аллоҳ (ч) ба касе ситам намекунад.

Чун Аллоҳ (ч) дар оятҳои қаблӣ дар роҳи Худ харҷ кардани молро зикр карда, мӯъминонро ба сӯи ин амал даъват намуд, дар ояти зерин мавзеъҳои харҷашро баён намуда гуфт:

(273) Садақаҳои хешро ба фақироне харҷ кунед, ки ҷиҳод онҳоро аз сафари талаби рӯзӣ боз дошта, шахси аз ҳолаташон бехабар аз сабаби он ки аз тамаъкорӣ покдоманӣ меҷӯянд, онҳоро тавонгар меҳисобад ва шахси аз ҳолашон огоҳ онҳоро бо аломаташон аз намоён будани осори ниёзмандӣ бар ҷисмҳо ва либосҳояшон мешиносад, аз ҷумлаи сифаташон он аст, ки онҳо мисли дигар фақирон ҳоҷаташонро аз мардум боисрор намепурсанд. Ва он чи аз мол ва ғайра харҷ мекунед, пас яқинан Аллоҳ (ч) онро медонад. Ҳатман барои ин амал подошатон хоҳад дод.

(274) Касоне, ки молҳояшонро ба хотири талаби ризои Худо шаб ва рӯз, ошкор ва пинҳон, бидуни худнамоӣ харҷ мекунанд, пас онҳоро рӯзи қиёмат назди Парвардигорашон подоши бузург аст ва бар онҳо аз ҳаводиси он охират тарсе нест ва онҳо барои он чи дар дунё аз даст додаанд, ғамгин намешаванд, зеро ба лутфи Худо ноил мегарданд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Агар мӯъмин дар бахшидани садақа боихлос бошад, бар асоси манфиат нигоҳ карда, ошкору пинҳон додани он ба фақир боке надорад, агарчи пинҳон доданаш аҷри бештар дорад, чунки амали пинҳонӣ ба ихлос наздиктар аст;

2.Худо мӯъминонро ба таваҷҷӯҳ додан ба ҳоли касоне, ки қаноат онҳоро аз талаби ҳоҷат манъ карда аст, даъват мекунад;

3.Харҷи мол дар роҳи Худо, сарфи назар аз замони он ҷоиз аст ва аҷри фаровон дорад. Зеро Худо ваъда дода аст, ки дар дунёву охират барои садақа подоши бузург медиҳад.

ٱلَّذِينَ يَأۡكُلُونَ ٱلرِّبَوٰاْ لَا يَقُومُونَ إِلَّا كَمَا يَقُومُ ٱلَّذِي
يَتَخَبَّطُهُ ٱلشَّيۡطَٰنُ مِنَ ٱلۡمَسِّۚ ذَٰلِكَ بِأَنَّهُمۡ قَالُوٓاْ إِنَّمَا ٱلۡبَيۡعُ
مِثۡلُ ٱلرِّبَوٰاْۗ وَأَحَلَّ ٱللَّهُ ٱلۡبَيۡعَ وَحَرَّمَ ٱلرِّبَوٰاْۚ فَمَن جَآءَهُۥ
مَوۡعِظَةٞ مِّن رَّبِّهِۦ فَٱنتَهَىٰ فَلَهُۥ مَا سَلَفَ وَأَمۡرُهُۥٓ إِلَى ٱللَّهِۖ وَمَنۡ
عَادَ فَأُوْلَٰٓئِكَ أَصۡحَٰبُ ٱلنَّارِۖ هُمۡ فِيهَا خَٰلِدُونَ ٢٧٥ يَمۡحَقُ
ٱللَّهُ ٱلرِّبَوٰاْ وَيُرۡبِي ٱلصَّدَقَٰتِۗ وَٱللَّهُ لَا يُحِبُّ كُلَّ كَفَّارٍ أَثِيمٍ
٢٧٦ إِنَّ ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ وَعَمِلُواْ ٱلصَّٰلِحَٰتِ وَأَقَامُواْ ٱلصَّلَوٰةَ
وَءَاتَوُاْ ٱلزَّكَوٰةَ لَهُمۡ أَجۡرُهُمۡ عِندَ رَبِّهِمۡ وَلَا خَوۡفٌ عَلَيۡهِمۡ
وَلَا هُمۡ يَحۡزَنُونَ ٢٧٧ يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ ٱتَّقُواْ ٱللَّهَ
وَذَرُواْ مَا بَقِيَ مِنَ ٱلرِّبَوٰٓاْ إِن كُنتُم مُّؤۡمِنِينَ ٢٧٨ فَإِن لَّمۡ تَفۡعَلُواْ
فَأۡذَنُواْ بِحَرۡبٖ مِّنَ ٱللَّهِ وَرَسُولِهِۦۖ وَإِن تُبۡتُمۡ فَلَكُمۡ رُءُوسُ
أَمۡوَٰلِكُمۡ لَا تَظۡلِمُونَ وَلَا تُظۡلَمُونَ ٢٧٩ وَإِن كَانَ
ذُو عُسۡرَةٖ فَنَظِرَةٌ إِلَىٰ مَيۡسَرَةٖۚ وَأَن تَصَدَّقُواْ خَيۡرٞ لَّكُمۡ
إِن كُنتُمۡ تَعۡلَمُونَ ٢٨٠ وَٱتَّقُواْ يَوۡمٗا تُرۡجَعُونَ فِيهِ إِلَى
ٱللَّهِۖ ثُمَّ تُوَفَّىٰ كُلُّ نَفۡسٖ مَّا كَسَبَتۡ وَهُمۡ لَا يُظۡلَمُونَ ٢٨١



Чун Худо дар оятҳои ёдшуда мӯъминонро ба харҷ кардани мол дар роҳаш ташвиқ намуд, зеро дар ин кор ҳамкорӣ ва ҳамбастагии мусулмонон мавҷуд аст, дар ояти зерин аз амали рибохӯрии хилофи ҳамбастагии аҳли имон ҳушдор дода гуфт:

275 Касоне, ки бо рибо муомила мекунанд ва рибо мегиранд, рӯзи қиёмат аз қабрҳояшон ба монанди касе бармехезанд, ки Шайтон ӯро бо расонидани осеб девона сохтааст. Шахси рибохӯр рӯзи қиёмат аз қабраш монанди девона афтону хезон бармехезад. Ин ба сабаби он аст, ки онҳо рибохӯриро ҳалол шумурданд ва байни рибову касби ҳалол фарқ нагузошта гуфтанд: “**Ҳамоно тиҷорат аз нигоҳи ҳалол будан монанди рибо аст. Зеро ҳар ду навъи муомила молро афзоиш медиҳад.**” Аллоҳ (ч) даъвои онҳоро рад намуда, қиёсашонро ботил гардонид ва дурӯғгӯиашонро нишон дода, баён кард, ки Ӯ тиҷоратро аз сабаби он ки манфиати умумӣ ва хусусӣ дорад, ҳалол ва рибоoriginal аз сабаби он ки дар он мардум мавриди зулм қарор мегиранд ва молашон бо роҳи номашрӯъ хӯрда мешавад, ҳаром гардонидааст. Пас, ҳар киро аз назди Парвардигораш панде биёяд, ки дар он оиди рибо наҳӣ ва ҳушдор мавҷуд аст, пас аз ин амал худдорӣ кунад ва ба сӯи Аллоҳ (ч) тавба намояд, пас он чи дар гузашта аз рибо гирифтааст, аз они ӯст ва бар вай гуноҳе нест ва масъалаи афв шуданаш ба Аллоҳ (ч) ҳавола мешавад. Ва ҳар ки баъд аз он ки дар мавриди рибо наҳйи Парвардигор ба вай расида ва ҳуҷҷат алайҳаш барпо гашта аст, ба амали судхӯрӣ баргардад, пас ин тоифа сазовори даромадани дӯзах буда, онҷо ба таври дарозмуддат мемонанд.

Маънои “**ҷовид мондан дар дӯзах**”, ки дар лафзи арабии ин оят оиди рибохӯрон омада аст, ба мақсади “**истодани тӯлонӣ**” аст. Зеро дар дӯзах танҳо кофирон абадӣ меистанд ва мӯъминон онҷо ҷовидон намемонанд.

Чун Аллоҳ (ч) дар ояти боло харҷ кардани мол дар роҳи Худо ва ҳукми рибохӯриро овард, дар ояти зайл фарқи он дуро аз лиҳози ҷазо баён карда гуфт:

276 Аллоҳ (ч) моли аз рибо ҳосилгаштаро ё ба таври ҳиссӣ ё ба таври маънавӣ бо бебаракат гардонидан нобуд карда, аз байн мебарад ва садақаҳоро бо дучанд сохтани подоши он афзоиш ва рушд медиҳад. Аллоҳ (ч) дар муқобили як амали шоиста аз даҳ то ҳафсад ва аз он ҳам бештар ивази нек мебахшад ва дар моли шахсони садақакунанда баракат ато месозад. Ва Аллоҳ (ч) ҳамаи кофири ситезаҷӯи гунаҳкори ҳалолшуморандаи ҳаромро дӯст намедорад.

277 Ҳамоно касоне, ки ба Аллоҳ (ч) имон оварда, аз Паёмбараш пайравӣ кардаанд ва амалҳои шоиста анҷом додаанд ва намозро тибқи фармудаи Шариат ба таври комил барпо доштаанд ва ба шахсони лоиқ закоти моли хешро пардохтаанд, онҳоро подошашон назди Парвардигорашон аст ва бар онҳо аз ҳодисаҳои ихират тарсе нест ва онҳо барои он чи дар дунё аз даст додаанд, ғамгин намешаванд.

278 Эй касоне, ки ба Аллоҳ (ч) имон овардаед ва аз Паёмбараш пайравӣ кардаед, аз Аллоҳ (ч) бо анҷоми фармонҳо ва дурӣ ҷустан аз ҳаромҳо битарсед ва молҳои аз роҳи рибо касбшудаи назди мардум боқиро талаб накунед, агар дар ҳақиқат ба Аллоҳ (ч) ва ҳукми қатъии ҳаром будани судхӯрӣ имон дошта бошед.

279 Пас, агар аҳкоми амршударо ба ҷо наоред, пас огоҳ бошед ва яқин кунед, ки аз сӯи Аллоҳ (ч) ва Расулаш бо ҷанги бузурге рӯбарӯ мегардед. Ва агар тавба намуда, муомилаи судхӯриро тарк созед, пас ҳаққи гирифтани сармояи молҳои қарз додаатонро доред. Ба касе бо бештар гирифтан аз сармояи молатон зулм намекунед ва худи шумо бо кам гирифтани он мавриди зулм қарор намегиред.

280 Ва агар шахсе, ки молатонро аз вай талаб мекунед, тангдаст бошад ва қудрати пардохти қарзатонро надошта бошад, пас талаби қарзатонро то пайдо кардани мол ва қодир гаштанаш ба пардохти он ба таъхир гузоред. Ва агар бар он шахси қарздори фақир бо талаб накардани моли хеш ё бахшидани баъзеи қарз садақа кунед, бароятон беҳтар аст. Агар фазилати ин корро назди Аллоҳ (ч) донед, дар иҷрои он саҳлангорӣ накунед ва ҳар чи зудтар онро амалӣ гардонед.[1]

281 Ва аз азоби рӯзе битарсед, ки дар он ҳамагӣ ба сӯи Аллоҳ (ч) баргардонида шуда, наздаш ҳозир мегардед, сипас ба ҳар кас ҷазои некӣ ва бадии амалаш пурра дода мешавад, ҳол он ки дар он рӯз ба онҳо бо камшавии савоби некиҳо ё зиёдшавии уқубати бадиҳо зулм намешавад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Рибохӯрӣ аз гуноҳони бузургтарин мебошад. Аз ҳамин сабаб, Худо шахсеро, ки ба ин амал даст занад, ба ҷангидан бо Худ ва Расулаш, аз байн рафтани баракати молаш ва дар рӯзи қиёмат девонавор аз қабр бархостан таҳдид намуда аст;

2.Дар муомилаҳои молӣ пойбандӣ ба аҳкоми шариат сабаби баракат ва рушди дороӣ мегардад;

3.Сабр кардан дар мӯҳлат додан ба шахси қарздори тангдаст ва бо бахшидани кул ё баъзеи қарз дар ҳаққаш садақа намудан фазилати зиёд дорад.

1. Барои возеҳтар гаштани маънои оят ҷавоби ҷумлаи шартии қисми охири он аз тафсири “**Ал-васит**”-и Шайх Тантовӣ иқтибос оварда шуда аст. (**Мутарҷим**)

(282) Эй касоне, ки ба Аллоҳ (ч) имон овардаед ва аз Паёмбараш пайравӣ кардаед, вақте бо якдигар муомилаи қарзӣ карда, баъзеатон ба баъзеи дигар то як муддати муайян қарз медиҳад, пас онро бинависед ва бояд дар байни шумо нависандае ба ростию адолат ва мутобиқи шариат ақдро нависад ва набояд котиб аз навиштани ин ақд ба он шевае, ки Аллоҳ (ч) барояш аз навиштани одилона таълим дода аст, худдорӣ намояд. Пас бояд котиб баёни шахси вомгирро ба сифати ақди ҷонибайн нависад ва бояд вомгир калимаҳои навишташавандаро имло кунад, то бо ин роҳ ба мадюн будани худ иқрор намояд. Ва котиб аз Аллоҳи Парвардигораш битарсад ва аз андоза ё навъи қарз чизеро кам накунад. Пас агар вомгир бехирад бошад ва аз уҳдаи тасарруфи дуруст набарояд ё аз сабаби хурдсолӣ ва ё девонагӣ нотавон бошад ва ё ба иллати гунгӣ ва монанди он имло карда натавонад, пас бояд ба ҷои вай сарпарасти кораш бо адолат калимаҳои китобатшавандаро имло кунад. Ва ҳангоми навиштани ақд аз ду марди оқили одил гувоҳӣ биталабед. Пас агар шоҳидон мардони оқили одил набошанд, пас гувоҳии як мард ва ду занеро талаб намоед, ки диёнат ва амонаташон писандатон бошад, зеро агар яке аз он ду зан шаҳодаташро аз хотир барорад, зани дуюми шоҳид онро ба ёдаш меорад. Ва чун аз шоҳидон талаб шавад, ки дар боби қарз гувоҳӣ диҳанд, набояд аз шаҳодат худдорӣ намоянд, балки чун аз онҳо шаҳодат дархост мешавад, иҷрои он бар зиммашон воҷиб мегардад. Ва аз навиштани ақди қарз то муддати муайяни он, сарфи назар аз кам ё зиёд буданаш сустӣ, камҳавсалагӣ ва бепарвоӣ накунед. Зеро навиштани қарз дар шаръи Аллоҳ (ч) боинсофтар ва дар адои гувоҳӣ дурусттар ва барои он ки дар мавриди навъ, миқдор ва муддаташ дучори шубҳа нагардед, қарибтар аст, магар дар сурате, ки ақди миёни шумо тиҷорати нақдии даст ба даст бошад, пас дар ин сурат аз сабаби адами ҳоҷат дар тарк кардани навиштани қарз бар шумо гуноҳе нест. Ва чун бо якдигар хариду фурӯхт кардед, ба мақсади пешгирии сабабҳои нофаҳмӣ гувоҳ қарор диҳед. Ва набояд ба котибони ақд ва шоҳидон зарар расонида шавад. Инчунин набояд котибон ва шоҳидон ба шахсе, ки аз онҳо талаби навиштан ё шаҳодат намуда аст, зарар расонианд. Ва агар аз ҷониби шумо ҷурми зарар додан сурат гирад, пас бегумон ин амал шуморо аз ибодати Худо ба маъсият хориҷ месозад. Ва эй мӯъминон, аз Аллоҳ (ч) бо иҷрои дастуроташ битарсед ва Аллоҳ (ч) ба шумо чизҳоеро таълим медиҳад, ки дар он саодати дунёву охират аст. Ва Аллоҳ (ч) ҳама чизро медонад. Ҳеҷ чиз аз Ӯ пӯшида намемонад.


الجُزۡءُ الثَّالِثُ — سُورَةُ البَقَرَةِ

يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُوٓاْ إِذَا تَدَايَنتُم بِدَيۡنٍ إِلَىٰٓ أَجَلٖ مُّسَمّٗى
فَٱكۡتُبُوهُۚ وَلۡيَكۡتُب بَّيۡنَكُمۡ كَاتِبُۢ بِٱلۡعَدۡلِۚ وَلَا يَأۡبَ
كَاتِبٌ أَن يَكۡتُبَ كَمَا عَلَّمَهُ ٱللَّهُۚ فَلۡيَكۡتُبۡ وَلۡيُمۡلِلِ
ٱلَّذِي عَلَيۡهِ ٱلۡحَقُّ وَلۡيَتَّقِ ٱللَّهَ رَبَّهُۥ وَلَا يَبۡخَسۡ مِنۡهُ شَيۡـٔٗاۚ
فَإِن كَانَ ٱلَّذِي عَلَيۡهِ ٱلۡحَقُّ سَفِيهًا أَوۡ ضَعِيفًا أَوۡ لَا يَسۡتَطِيعُ
أَن يُمِلَّ هُوَ فَلۡيُمۡلِلۡ وَلِيُّهُۥ بِٱلۡعَدۡلِۚ وَٱسۡتَشۡهِدُواْ شَهِيدَيۡنِ
مِن رِّجَالِكُمۡۖ فَإِن لَّمۡ يَكُونَا رَجُلَيۡنِ فَرَجُلٞ وَٱمۡرَأَتَانِ
مِمَّن تَرۡضَوۡنَ مِنَ ٱلشُّهَدَآءِ أَن تَضِلَّ إِحۡدَىٰهُمَا فَتُذَكِّرَ
إِحۡدَىٰهُمَا ٱلۡأُخۡرَىٰۚ وَلَا يَأۡبَ ٱلشُّهَدَآءُ إِذَا مَا دُعُواْۚ وَلَا تَسۡـَٔمُوٓاْ
أَن تَكۡتُبُوهُ صَغِيرًا أَوۡ كَبِيرًا إِلَىٰٓ أَجَلِهِۦۚ ذَٰلِكُمۡ أَقۡسَطُ
عِندَ ٱللَّهِ وَأَقۡوَمُ لِلشَّهَٰدَةِ وَأَدۡنَىٰٓ أَلَّا تَرۡتَابُوٓاْ إِلَّآ أَن تَكُونَ
تِجَٰرَةً حَاضِرَةٗ تُدِيرُونَهَا بَيۡنَكُمۡ فَلَيۡسَ عَلَيۡكُمۡ جُنَاحٌ
أَلَّا تَكۡتُبُوهَاۗ وَأَشۡهِدُوٓاْ إِذَا تَبَايَعۡتُمۡۚ وَلَا يُضَآرَّ كَاتِبٞ
وَلَا شَهِيدٞۚ وَإِن تَفۡعَلُواْ فَإِنَّهُۥ فُسُوقُۢ بِكُمۡۗ وَٱتَّقُواْ
ٱللَّهَۖ وَيُعَلِّمُكُمُ ٱللَّهُۗ وَٱللَّهُ بِكُلِّ شَيۡءٍ عَلِيمٞ ٢٨٢

٤٨

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Бо мақсади бартараф намудани ихтилоф ва низоъ навиштани қарз ва дигар муомилаҳои молӣ раво мебошад;[1]

2.Ном бурдани муддат дар ҳама муомилаҳои қарзӣ ва навъҳои мухталифи иҷора воҷиб аст;

3.Ҳаққи сарпарастӣ нисбат бехирадон ва ё касоне, ки аз сабаби пиронсолӣ ва хурдсолӣ нотавон ҳастанд, собит мегардад;

4.Шоҳид овардан дар боби иқрори қарзу ҳуқуқ амали шаръӣ аст;

5.Аз камоли навиштани ақд ва адолат аст, ки котиб лафзҳои дар муомилаҳои молӣ муътабарро хуб донад;

6.Дар бастани ақд ва китобати он, на аз сӯи соҳибони ҳуқуқ ва на аз сӯи котибону шоҳидон ба касе зарар расонидан раво нест.

1. Муаллифон қайди “**равон будан**”-ро барои он овардаанд, ки китобати ақди қарз мустаҳаб аст. (**Мутарҷим**)

وَإِن كُنتُمْ عَلَىٰ سَفَرٍ وَلَمْ تَجِدُوا۟ كَاتِبًا فَرِهَٰنٌ مَّقْبُوضَةٌ
فَإِنْ أَمِنَ بَعْضُكُم بَعْضًا فَلْيُؤَدِّ ٱلَّذِى ٱؤْتُمِنَ أَمَٰنَتَهُۥ وَلْيَتَّقِ
ٱللَّهَ رَبَّهُۥ ۗ وَلَا تَكْتُمُوا۟ ٱلشَّهَٰدَةَ ۚ وَمَن يَكْتُمْهَا فَإِنَّهُۥٓ
ءَاثِمٌ قَلْبُهُۥ ۗ وَٱللَّهُ بِمَا تَعْمَلُونَ عَلِيمٌ ٢٨٣ لِّلَّهِ مَا فِى ٱلسَّمَٰوَٰتِ
وَمَا فِى ٱلْأَرْضِ ۗ وَإِن تُبْدُوا۟ مَا فِىٓ أَنفُسِكُمْ أَوْ تُخْفُوهُ
يُحَاسِبْكُم بِهِ ٱللَّهُ ۖ فَيَغْفِرُ لِمَن يَشَآءُ وَيُعَذِّبُ مَن يَشَآءُ ۗ
وَٱللَّهُ عَلَىٰ كُلِّ شَىْءٍ قَدِيرٌ ٢٨٤ ءَامَنَ ٱلرَّسُولُ بِمَآ أُنزِلَ إِلَيْهِ
مِن رَّبِّهِۦ وَٱلْمُؤْمِنُونَ ۚ كُلٌّ ءَامَنَ بِٱللَّهِ وَمَلَٰٓئِكَتِهِۦ
وَكُتُبِهِۦ وَرُسُلِهِۦ لَا نُفَرِّقُ بَيْنَ أَحَدٍ مِّن رُّسُلِهِۦ ۚ وَقَالُوا۟
سَمِعْنَا وَأَطَعْنَا ۖ غُفْرَانَكَ رَبَّنَا وَإِلَيْكَ ٱلْمَصِيرُ ٢٨٥ لَا يُكَلِّفُ
ٱللَّهُ نَفْسًا إِلَّا وُسْعَهَا ۚ لَهَا مَا كَسَبَتْ وَعَلَيْهَا مَا ٱكْتَسَبَتْ ۗ
رَبَّنَا لَا تُؤَاخِذْنَآ إِن نَّسِينَآ أَوْ أَخْطَأْنَا ۚ رَبَّنَا وَلَا تَحْمِلْ
عَلَيْنَآ إِصْرًا كَمَا حَمَلْتَهُۥ عَلَى ٱلَّذِينَ مِن قَبْلِنَا ۚ رَبَّنَا
وَلَا تُحَمِّلْنَا مَا لَا طَاقَةَ لَنَا بِهِۦ ۖ وَٱعْفُ عَنَّا وَٱغْفِرْ لَنَا
وَٱرْحَمْنَآ ۚ أَنتَ مَوْلَىٰنَا فَٱنصُرْنَا عَلَى ٱلْقَوْمِ ٱلْكَٰفِرِينَ ٢٨٦



(283) Ва агар шумо мусофир бошед ва котибе наёбед, ки бароятон акди қарзро нависад, пас гарав гузоштани ҷониби қарзгиранда, ки қарздиҳанда онро то вақти гирифтани қарз ба сифати кафолат нигоҳ дорад, басанда аст. Пас агар баъзеатон ба баъзеи дигар эътимод кунад, навиштани акдномаи қарз, шоҳид овардан ва гузоштани гарав зарурат надорад ва дар ин сурат қарз бар зиммаи вомгир амонат мегардад. Адои он воҷиб буда ва бояд дар нигаҳдории он аз Аллоҳ (ч) тарсида, аз он чизеро инкор накунад. Пас агар вай амонати гирифтаашро инкор созад, бар шахси шоҳиди он муомила гувоҳӣ додан воҷиб мебошад. Ва шоҳидӣ доданро пинҳон накунед. Ва ҳар ки шоҳидӣ доданро пинҳон мекунад, пас бегумон қалбаш қалби бадкор аст. Ва Аллоҳ (ч) ҳар он чи анҷом медиҳед, медонад. Аз Ӯ ҳеҷ чиз пӯшида намемонад ва дар ивази амалҳоятон ба шумо подош хоҳад дод.

(284) Тамоми мавҷудоти осмонҳо ва мавҷудоти замин аз лиҳози офариниш, моликият ва чорасозӣ танҳо аз они Аллоҳ (ч) аст. Ва агар он чиро дар дилатон доред, ошкор ё пинҳон кунед, Аллоҳ (ч) онро медонад ва аз он шуморо бозпурсӣ менамояд. Пас аз ин аз рӯи фазлу раҳматаш ҳар киро хоҳад, мебахшад ва аз рӯи адолат ва ҳикматаш ҳар киро хоҳад, азоб мекунад ва Аллоҳ (ч) бар ҳар чиз Қодир аст.

(285) Муҳаммад (с) ба ҳамаи он чи аз назди Парвардигораш ба вай фуруд оварда шудааст, имон дорад ва мӯъминон низ имон доранд. Ҷумлагӣ ба Аллоҳ (ч) ва тамоми фариштагонаш ва кулли Китобҳои ба паёмбарон нозилкарда ва паёмбарони фиристодааш имон овардаанд. Онҳо имон оварда мегӯянд: “**Байни касе аз паёмбарони Худо фарқ намегузорем.**” Ва мегӯянд: “**Он чи моро ба он амр ва он чи моро аз он наҳй намудаӣ, шунидем ва бо иҷрои дастуротат Туро итоат намудем ва эй Парвардигори мо, аз Ту омурзиши гуноҳонамонро мехоҳем ва дар тамоми кор бозгашти мо танҳо ба сӯи Ту аст.**”

(286) Аллоҳ (ч) ба касе ҷуз ба андозаи тавонаш кореро мукаллаф намесозад. Чунки дини Худо осон ва аз машаққат холӣ аст. Ҳар ки кори хайре анҷом диҳад, пас подоши онро пурра мегирад ва ҳар ки кори баде анҷом диҳад, пас ҷазои кардаашро мегирад ва касе гуноҳи ӯро ба зимма гирифта наметавонад. Паёмбарону мӯъминон мегӯнд: “**Эй Парвардигори мо, агар мо дар кирдор ё гуфторе беихтиёр фаромӯш ё хато кардем, моро уқубат макун. Эй Парвардигори мо, ва моро ба анҷоми корҳое мукаллаф магардон, ки бароямон машаққатовар ва аз доираи тоқатамон берун бошад, он гуна ки умматҳои гузаштаро ба монанди яҳудиҳо барои ситамкориашон ҷазо дода, ба анҷоми чунин корҳои берун аз доираи тоқаташон мукаллаф намудӣ. Ва бар мо амру наҳйи душвореро, ки тоқати онро надошта бошем, ҳамл макун ва аз гуноҳонамон даргузар ва моро мағфират намо ва бо фазлат моро мавриди раҳматат қарор бидеҳ, Ту Сарвару Мададрасони мо ҳастӣ, пас моро алайҳи қавми кофир пирӯз бигардон.**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Дар сурати набудани қудрати устувор кунонидани созишномаи оиди ҳуқуқ басташуда ситонидани гарав ба сифати кафолат раво аст, магар он ки ду ҷониби муомила ба якдигар эътимод дошта бошанд;

2.Пинҳон кардани шоҳидӣ ҳаром буда, шахсе, ки чунин мекунад, сахт гунаҳкор мегардад;

3.Илми Худо ва иттилои Ӯ дар бораи халоиқ комил аст. Қудрати онро дорад, ки онҳоро барои амалҳояшон бозпурсӣ намояд;

4.Оятҳои мазкур рукнҳои асосии имон ва усули онро муқаррар месозанд;

5.Зербинои асосии ин дин осонӣ ва бартараф сохтани ҳама гуна ранҷу машаққат аз бандагон аст. Худо онҳоро ба корҳои аз доираи тоқат берун фармон намедиҳад ва бозпурсӣ намекунад.

## СУРАИ “ОЛИ ИМРОН”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАДИНАИ МУНАВВАРА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ СУРАИ СЕЮМИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
## ДОРОИ ДУСАД ОЯТ




### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Баъд аз баёни камоли Ислом таъкид бар собитқадам мондан дар ин роҳ ва радди шубҳаҳои аҳли Китоб, ба хусус насрониҳо.

### Тафсир:

Ин сураи муборака дар Мадинаи мунаввара нозил гашта, сабаби чунин номгузориаш он аст, ки дар ояти 33-юмаш хонадони Имрон зикр шуда аст.

(1) “**Алиф. Лом. Мим**”.

Монанди ин ҳуруф дар ибтидои сураи “**Бақара**” низ омада аст. Овардани ҳарфҳои мазкур ба нотавонии мардуми Араб ишора мекунад. Онҳо даъвои забондонӣ карда, худро дар фасоҳату балоғати калом аз дигарон бартар меҳисобиданд. Худованд бо овардани баъзе аз ҳуруфи алифбо нишон дод, ки Қуръони карим аз ҳамин ҳарфҳо иборат аст. Агар мушрикони Араб дар даъвои он ки гӯё Қуръони маҷид бофтаи шахсии Муҳаммад (с) аст, содиқ бошанд, пас вориди майдони суханварӣ шуда, монанди он китобе таълиф намоянд. Аммо мушрикони дар даъвои сухандонии хеш ҳар бор аз иҷрои ин таклиф оҷизӣ мекашиданд ва ҳатто як ояти кӯтоҳи шабеҳ ба Қуръон оварда наметавонистанд.

(2) Аллоҳ (ҷ) Зотест, ки ба ҷуз Ӯ дигар маъбуди барҳаққи лоиқи ибодат нест, ҳамеша Зиндаву Пойдор ба Зоти Хеш ва аз ҳама Бениёз аст, аммо бақои мавҷудот ба Ӯ вобаста буда, ҳаргиз чизе аз Ӯ бениёз намегардад.

(3/4) Эй Паёмбар, Аллоҳ (ҷ) Қуръонро ба ту бо садоқат дар ахбор ва адолат дар аҳком фуруд нозил намуд, он бо Китобҳои илоҳии гузашта мутобиқ буда, байни Қуръон ва дигар Китобҳои осмонӣ зиддият нест. Ва қабл аз он ки Қуръонро ба ту нозил созад, Тавротро ба Мӯсо ва Инҷилро ба Исо (а) фуруд овардааст. Тамоми ин Китобҳои осмонӣ ҳидоятгари мардум ба хайри дунёву охират мебошад ва Ӯ Китобҳои ҷудосозандаи ҳақ аз ботил ва ҳидоят аз залолатро нозил карда аст. Албатта, касоне, ки ба оятҳои бароят фуруд овардаи Аллоҳ (ҷ) кофир шудаанд, дучори азоби ниҳоят сахт мешаванд. Ва Аллоҳ (ҷ) Ғолиби Шикастнопазири Соҳиби интиқом аст. Аз касоне, ки паёмбаронашро такзиб намуда, хилофи амраш амал мекунанд, интиқом мегирад.

(5) Ҳамоно аз Аллоҳ (ҷ) дар осмон ва дар замин ҳеҷ чиз пинҳон намемонад. Донишаш зоҳиру ботини мавҷудотро иҳота намуда аст.

(6) Ӯ Зотест, ки шуморо дар шикамҳои модаронатон ба суратҳои гуногуни нару мода, зебову зишт, сафеду сиёҳ, ки хоҳад, меофарад. Ба ҷуз Ӯ маъбуди барҳаққе нест. Ғолиби Шикастнопазиру дар офариниш, чорасозӣ ва аҳкомаш бағоят Ҳаким аст.

(7) Эй Паёмбар, Ӯ Зотест, ки бар ту Қуръонро нозил карда аст. Дар ҳоле ки баъзеаш оятҳои дорои далолати равшан аст. Ин оятҳо асоси Қуръон ва қисми бештари он аст. Ҳангоми оиди фаҳми оятҳо ва баёни ҳалолу ҳаром рух додани ихтилоф ва нофаҳмӣ аз ин оятҳои муҳкам чун калиди қуфлкушо дар ҳалли он номафҳумиҳо истифода мешавад. Ва қисми дигари он оятҳое аст, ки эҳтимолпазири бештар аз як маъно буда, дарки кунҳи маънояш бар аксари мардум номафҳум аст. Пас аммо он касоне, ки дар қалбҳояшон каҷравӣ аз ҳақ мавҷуд бошад, оятҳои муҳкамро тарк месозанд ва аз оятҳои муташобеҳи эҳтимолпазири маънои зиёд пайравӣ мекунанд. Онҳо бо ин амалкарди хеш мехоҳанд шубҳа эҷод намуда, мардумро гумроҳ созанд ва он оятҳои муташобеҳро тибқи хостаҳо ва мазоҳиби фосиди худашон таъвил кунанд. Ва ҳақиқату кунҳи маънои оятҳои муташобеҳро ба ҷуз Аллоҳ (ҷ) ҳеҷ кас намедонад.[1] Ва донишмандони забардаст мегӯянд: “**Мо ба кулли Қуръон имон дорем, зеро ҳамааш аз сӯи Парвардигорамон нозил шуда аст.**” Ин гурӯҳи донишмандон оятҳои муташобеҳро бар асоси оятҳои муҳкам тафсир карда, оятҳои муҳкамро асл ва муташобеҳро фаръи он қарор медиҳанд. Ва танҳо бандагони соҳиби ақли солим панд мегиранд.

(8) Ин донишмандони забардаст мегӯянд: “**Эй Парвардигори мо, баъд аз он ки моро ба сӯи ҳақ раҳнамоӣ намудӣ, қалбҳоямонро аз он каҷ масоз ва моро аз каҷравиҳои бандагони мунҳарифгашта солим нигоҳ дор ва бароямон аз назди Худ раҳмати густурдае ато намо, ки бо он қалбҳоямонро ҳидоят кунӣ ва моро аз гумроҳӣ маҳфуз дорӣ. Бор Илоҳо, бегумон Ту бағоят Бахшанда ҳастӣ.**

(9) **Эй Парвардигори мо, яқинан Ту дар рӯзе, ки дар воқеъ шуданаш шакке нест, ҳамаи мардумро барои бозпурсӣ ба сӯи Худ ҷамъ меорӣ. Бегумон қиёмат омаданист ва дар омадани он шакке нест. Илоҳо, Ту ҳеҷ гоҳ ба ваъдаат хилоф намекунӣ.**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Худо бо фуруд овардани Китобҳои раҳнамо ба сӯи ҳақиқат ва фиристодани паёмбарон бар халоиқ ҳуҷҷаташро ба итмом расонида, пеши роҳи овардани узри онҳоро қатъ намуда аст;

2.Илми Худо комил буда, кулли мавҷудотро иҳота намуда аст. Чизе аз ошкору ниҳон дар осмону замин аз Ӯ пӯшида нест;

3.Яке аз усули аҳли имони донишмандони забардаст он аст, ки оятҳои муташобеҳро бо оятҳои муҳкам тафсир мекунанд;

4.Аз Худо хусусан вақти пеш омадани фитнаҳо дархост кардани устуворӣ бар ҳақ ва пайдо намудани роҳи рост дар корҳо аз таълимоти Қуръони карим аст.

1. Баъди интиҳои ҷумлаи боло миёни донишмандони соҳаи тафсир ихтилофи назар аст, ки оё ҷумлаи минбаъдаи “**Ва донишмандони забардаст...**” ба каломи қаблӣ мепайвандад ё ҷумлаи ҷадид ба ҳисоб меравад. Имом Ибни Касир (р) дар ин бобат се қавл оварда аст. Тоифае бар ин назаранд, ки баъди интиҳои ҷумлаи зикршуда вақф намудан лозим буда, ҷумлаи минбаъда ба он аз нигоҳи қавоиди наҳвӣ алоқаи “**атфу маътуф**” надорад. Чунки аз таъвили оятҳои муташобеҳ танҳо Аллоҳ (ҷ) огоҳ мебошад ва уламои забардаст низ онро намедонанд. Гурӯҳи дигар мӯътақиданд, ки ҷумлаи “**Ва донишмандони забардаст...**” ба ҷумлаи қаблӣ пайванди наҳвӣ дошта, маънояш чунин мешавад, ки мафҳуми оятҳои муташобеҳ барои Худо ва уламои фарзона низ маълум аст. Аммо тоифаи сеюм мегӯянд, калимаи “**таъвил**”, ки дар ояти карима омада аст, эҳтимолпазири ду маъност. Агар он ба маънои дарки ҳақиқат ва кунҳи чизе бошад, пас, ду ҷумлаи ёдшуда аз якдигар ҷудо мебошанд ва аз ҳақиқату кунҳи маонии оятҳои муташобеҳ танҳо Парвардигор огоҳ аст. Аммо дар сурате, ки калимаи “**таъвил**” ба маънои тафсиру баён фаҳмида шавад, пас, донишмандони фарзона низ аз тафсиру баёни оятҳои муташобеҳ огоҳӣ доранд ва миёни ҷумлаҳои фавқуззикр фосила не, балки пайванди “атфу маътуф” мавҷуд мебошад.-

- Аз равиши навиштаи муаллифони тафсири фавқ маълум мегардад, ки онҳо қавли якумро ихтиёр кардаанд. Банда ба мақсади тавзеҳи бештар назарҳои оиди ин мавзӯъ маъруфро овардам, то хонанда аз он иттилоъ дошта бошад. (**Мутарҷим**)

إِنَّ ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ لَن تُغۡنِيَ عَنۡهُمۡ أَمۡوَٰلُهُمۡ وَلَآ أَوۡلَٰدُهُم
مِّنَ ٱللَّهِ شَيۡـٔٗاۖ وَأُوْلَٰٓئِكَ هُمۡ وَقُودُ ٱلنَّارِ ١٠ كَدَأۡبِ ءَالِ
فِرۡعَوۡنَ وَٱلَّذِينَ مِن قَبۡلِهِمۡۚ كَذَّبُواْ بِـَٔايَٰتِنَا فَأَخَذَهُمُ ٱللَّهُ
بِذُنُوبِهِمۡۗ وَٱللَّهُ شَدِيدُ ٱلۡعِقَابِ ١١ قُل لِّلَّذِينَ كَفَرُواْ
سَتُغۡلَبُونَ وَتُحۡشَرُونَ إِلَىٰ جَهَنَّمَۖ وَبِئۡسَ ٱلۡمِهَادُ ١٢
قَدۡ كَانَ لَكُمۡ ءَايَةٞ فِي فِئَتَيۡنِ ٱلۡتَقَتَاۖ فِئَةٞ تُقَٰتِلُ فِي
سَبِيلِ ٱللَّهِ وَأُخۡرَىٰ كَافِرَةٞ يَرَوۡنَهُم مِّثۡلَيۡهِمۡ رَأۡيَ
ٱلۡعَيۡنِۚ وَٱللَّهُ يُؤَيِّدُ بِنَصۡرِهِۦ مَن يَشَآءُۚ إِنَّ فِي ذَٰلِكَ
لَعِبۡرَةٗ لِّأُوْلِي ٱلۡأَبۡصَٰرِ ١٣ زُيِّنَ لِلنَّاسِ حُبُّ ٱلشَّهَوَٰتِ
مِنَ ٱلنِّسَآءِ وَٱلۡبَنِينَ وَٱلۡقَنَٰطِيرِ ٱلۡمُقَنطَرَةِ مِنَ ٱلذَّهَبِ
وَٱلۡفِضَّةِ وَٱلۡخَيۡلِ ٱلۡمُسَوَّمَةِ وَٱلۡأَنۡعَٰمِ وَٱلۡحَرۡثِۗ ذَٰلِكَ
مَتَٰعُ ٱلۡحَيَوٰةِ ٱلدُّنۡيَاۖ وَٱللَّهُ عِندَهُۥ حُسۡنُ ٱلۡمَـَٔابِ ١٤ ۞ قُلۡ الحزب ٦
أَؤُنَبِّئُكُم بِخَيۡرٖ مِّن ذَٰلِكُمۡۖ لِلَّذِينَ ٱتَّقَوۡاْ عِندَ رَبِّهِمۡ
جَنَّٰتٞ تَجۡرِي مِن تَحۡتِهَا ٱلۡأَنۡهَٰرُ خَٰلِدِينَ فِيهَا وَأَزۡوَٰجٞ
مُّطَهَّرَةٞ وَرِضۡوَٰنٞ مِّنَ ٱللَّهِ وَٱللَّهُ بَصِيرُۢ بِٱلۡعِبَادِ ١٥



(10) Бешак, он касоне, ки ба Худо ва паёмбаронаш кофир шудаанд, ҳаргиз амвол ва фарзандонашон уқубати илоҳиро аз онҳо дар дунёву охират манъ карда наметавонанд. Ва ин ҷамоаи тавсифшуда онҳо рӯзи қиёмат ҳезуми оташафрӯзи дӯзаханд.

(11) Одаташон монанди одати хонадони Фиръавн ва кофирони пеш аз онҳо гузаштаест, ки ба Аллоҳ (ч) кофир шуданд ва оятҳои Ӯро дурӯғ шумурданд, пас Аллоҳ (ч) онҳоро ба сабаби гуноҳонашон уқубат карда ва амволу фарзандонашон ба онҳо суд набахшид. Ва Аллоҳ (ч) нисбат ба кофирони такзибгарони оятҳои Худо Сахтуқубат аст.

(12) Эй Фиристодаи Мо, ба кофирон сарфи назар аз диншон бигӯ: “**Мӯъминон ба зудӣ шуморо шикаст хоҳанд дод ва Худо шуморо баъди кофир фавтиданатон ба сӯи оташи дӯзах ҷамъ месозад ва дӯзах бароятон ҷойгоҳи ниҳоят бад аст.**”

(13) Яқинан бароятон дар ду гурӯҳе, ки дар рӯзи ғазваи Бадр барои ҷангидан бо якдигар рӯбарӯ шуданд, раҳнамоӣ ва ибрат аст. Яке аз он ду гурӯҳ фирқаи мӯъмин буда, бо мақсади пирӯзии Ислом ва шикасти душманони он дар роҳи Аллоҳ (ч) меҷангиданд. Мақсад аз ин тоифа Паёмбар (с) ва ёронашон ҳастанд. Ва гурӯҳи дигар кофироне буданд, ки мӯъминон онҳоро бо чашм ду баробар аз худ бештар медиданд. Мақсад аз ин тоифа кофирони Макка мебошанд, ки дар ҷанги Бадр бо ифтихору худнамоӣ ва таассуби ҷоҳилона аз хонаашон берун шуданд. Аллоҳ (ч) дар ин набард дӯстонашро алайҳи душманонаш нусрат дод. Ва Аллоҳ (ч) ҳар киро хоҳад, бо мадади Хеш таъйид менамояд. Ҳатман дар ин рухдод барои шахсони дорои бинои ботинӣ панду ибрат аст, то бидонанд, ки оқибати мӯъминон, сарфи назар аз камии ададашон ғолибият ва оқибати кофирон сарфи назар аз ададӣ зиёдашон шикаст аст.

(14) Аллоҳ (ч) бо мақсади озмоиш шаҳватҳои дунё аз[1] занон ва фарзандон ва амволи анбоштаи бисёри тиллову нуқра ва аспҳои таълимдидаи зебо ва чаҳорпоён (шутуру гову гӯсфанд) ва зироати заминро барои мардум зинат дода аст. Ин баҳраи зиндагонии дунё аст, ки муваққатӣ аз он баҳра бурда шуда, оқибат фано мегардад. Бинобар ин, набояд бандаи мӯъмин дилбастаи матои дунё шавад. Ва ҷои бозгашти нек ягона назди Аллоҳ (ч) аст. Он ҷои бозгашт ҷаннатест, ки паҳноиаш ба андозаи осмонҳо ва замин аст.

Аз сабаби он ки шаҳватҳои дунё оқибат завол меёбанд, Аллоҳ (ч) дар ояти зерин неъматҳои аз он беҳтарро ёдоварӣ намуда гуфт:

(15) Эй Паёмбар, бигӯ: “**Оё ман ба шумо чизеро хабар диҳам, ки аз ин шаҳватҳои номбаршуда беҳтар аст? Барои бандагони бо иҷрои тоат ва тарки маъсият парҳезкор боғҳоест, ки аз зери қасрҳо ва дарахтонаш рӯдҳо ҷорӣ мебошад, онҳо дар онҷо абадӣ мемонанд, марг ва фаноёбӣ доманашононро намегирад ва барояшон дар ҷаннат ҳамсарони аз ҳар навъи бадахлоқию бадсуратӣ пок ва илова бар ин хушнудии Аллоҳ (ч) аст, Худо онҳоро дар иҳотаи ризомандиаш қарор дода, минбаъд ба онҳо хашм намегирад. Ва Аллоҳ (ч) нисбат ба аҳволи бандагонаш Бино аст. Чизе аз Ӯ пинҳон нест ва дар ивази ҳар кор подош медиҳад.**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Мафтун гаштани кофирон ба молу фарзанд азоби Худоро рӯзи қиёмат аз онҳо манъ карда наметавонад;

2.Пирӯзии ҳақиқӣ ба теъдоди зиёди артиш ва лавозимоти ҷангӣ марбут нест, балки асоси нусрат мададу таъйиди илоҳӣ аст;

3.Худо барои мардум навъҳои зиёди шаҳватҳои дунёро ороста намуда аст, то онҳоро озмояд ва маълум гардад, ки кадом банда ҳудуди Ӯро риоя мекунад ва кадомаш онро поймол месозад;

Кулли неъмат ва лаззатҳои дунё заволпазир буда, бо неъматҳои безаволи охират қобили қиёс намебошад.

1. Пешоянди “**من**” аз нигоҳи наҳви арабӣ байния буда, калимаи “**шаҳватҳо**”-ро баён месозад. (**Мутарҷим**)



(16) Аҳли ҷаннат касонеанд, ки дар дуои хеш ба Худованд мегӯянд: “**Эй Парвардигори мо, мо бегумон ба Ту ва он чи ба паёмбаронат фуруд овардаӣ, имон овардаем ва аз дастурат пайравӣ намудаем. Пас бароямон гуноҳонамонро мағфират бикун ва моро аз азоби дӯзах дур бигардон.**”

(17) Аҳли ҷаннат дар анҷоми ибодат, тарки гуноҳ ва мусибат собир ва дар гуфтору кирдор содиқ ва итоаткунандаи Худо ва дар роҳи ҳақ харҷсозандаи амвол ва саҳаргоҳон аз Худо хостгори омурзиш ҳастанд. Зеро дуои саҳаргоҳон ба қабулшавӣ наздиктар ва қалб аз саргармиҳо холӣ аст.

(18) Аллоҳ (ч) бо овардани оятҳои шаръӣ ва намоиш додани нишонаҳои қудраташ дар коинот бар танҳо Маъбуди барҳақ буданаш шоҳидӣ дода аст. Ва фариштагон ва донишмандон низ бо роҳи баён ва даъвати мардум ба тавҳид бар ин ҳақиқати мутлақ гувоҳӣ додаанд. Дар ҳоле ки ҳамагӣ бар бузургтарин ҳақиқат, ки ваҳдонияти Худост ва он ки Ӯ нисбат ба халоиқ ва аҳкоми шаръӣ адолатро барпо медорад, шоҳид мебошанд. Ба ҷуз Ӯ ҳеҷ маъбуди лоиқи ибодат нест. Ӯ Ғолиби Шикастнопазир, дар офариниш, ҷорасозӣ ва аҳком бағоят Ҳаким аст.

(19) Яқинан ягона дини мақбул назди Аллоҳ (ч) Ислом аст. Ислом ба маънои бо тоату ибодат таслим гаштан ба Аллоҳ (ч), имон овардан ба кулли фиристодагони Худо, аз ҷумла ба Паёмбари охирзамон (с) ва напазируфтани ҳукми ғайри илоҳӣ аст. Ва яҳуду насоро дар дини хеш аз рӯи ҳасад ва ҳирси дунё танҳо баъди он ки ба онҳо илм омад ва ҳуҷҷати Парвардигор алайҳашон барпо шуд, ихтилоф карданд ва ба гурӯҳҳои гуногун ҷудо гаштанд. Ва ҳар ки ба оятҳои бар Паёмбар нозилкардаи Аллоҳ (ч) кофир гардад, пас бегумон Аллоҳ (ч) нисбат ба кофирони такзибгар Зудҳисобкунанда аст.

(20) Пас эй Паёмбар, агар онҳо бо ту дар мавриди ҳақиқати бароят фурудомада ҷидол кунанд, пас дар ҷавоб бигӯ: “**Ман ва мӯъминони пайравам ба Аллоҳ (ч) таслим шудаем.**” Ва эй Паёмбар, ба аҳли Китоб ва мушрикони нодон бигӯ: “**Оё шумо ба Ӯ таслим гашта, холисона Ӯро ибодат карда ва аз дини овардаи ман пайравӣ намудаед?**” Пас агар онҳо ба Аллоҳ (ч) таслим гарданд ва тобеи динат шаванд, бегумон ҳидоят ёфтаанд. Ва агар онҳо аз таслим гаштан рӯй гардонанд, ғамгин машав, зеро[1] масъулияти ту танҳо аз он иборат аст, ки пайғоми илоҳиро барояшон бирасонӣ ва ҳаволаи аъмолашон ба Аллоҳ (ч) аст. Ва Аллоҳ (ч) бандагонашро мебинад ва ҳатман ба ҳар кас дар ивази амалаш подош хоҳад дод.

(21) Ҳамоно он касоне, ки ба ҳуҷҷатҳои барояшон фурудовардаи Аллоҳ (ч) кофир мешаванд ва паёмбаронро ба ноҳақ золимона ба қатл мерасонанд ва мардуми носеҳи ба адолатпарварӣ фармондиҳандаро мекушанд, пас ин кофирони қотилро ба азоби дардовар мужда бидеҳ.

(22) Ин тоифаи тавсифшуда касонеанд, ки бегумон амалҳояшон ботил гашта аст. Онҳо аз амалҳояшон на дар дунё ва на дар охират суд намегиранд, зеро ба Аллоҳ (ч) кофиранд ва онҳо ёвароне надоранд, ки азоби илоҳиро бартараф созад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Имон ба Худо ва пайравии Паёмбараш (с) бузургтарин роҳи маҳви гуноҳон ва маҳфуз мондан аз азоби Ӯ аст;

2.Бузургтарин шаҳодат ва ҳақиқат маъбуд будани Аллоҳ (ч) аст. Аз ин рӯ, Аллоҳ (ч) барои исботаш гувоҳӣ дода ва фариштагону донишмандон низ шоҳид гаштаанд;

3.Таҷовузкорӣ ва ҳасад аз асоситарин асбоби низоъ ва баргаштан аз ҳақиқат аст.

1. Ҳарфи “**ف**” дар ин оят баёнгари иллат буда, ҷавоби феъли шарт (он гуна ки бо овардани “**ғамгин машав**” ишора намудам) маҳзуф мебошад. Азбаски муаллифон ба ин нукта ишора накардаанд, банда ба хотири тавзеҳи бештари оят онро илова намудам. (**Мутарҷим**)

أَلَمۡ تَرَ إِلَى ٱلَّذِينَ أُوتُواْ نَصِيبٗا مِّنَ ٱلۡكِتَٰبِ يُدۡعَوۡنَ إِلَىٰ كِتَٰبِ
ٱللَّهِ لِيَحۡكُمَ بَيۡنَهُمۡ ثُمَّ يَتَوَلَّىٰ فَرِيقٞ مِّنۡهُمۡ وَهُم مُّعۡرِضُونَ ٢٣
ذَٰلِكَ بِأَنَّهُمۡ قَالُواْ لَن تَمَسَّنَا ٱلنَّارُ إِلَّآ أَيَّامٗا مَّعۡدُودَٰتٖۖ
وَغَرَّهُمۡ فِي دِينِهِم مَّا كَانُواْ يَفۡتَرُونَ ٢٤ فَكَيۡفَ إِذَا جَمَعۡنَٰهُمۡ
لِيَوۡمٖ لَّا رَيۡبَ فِيهِ وَوُفِّيَتۡ كُلُّ نَفۡسٖ مَّا كَسَبَتۡ وَهُمۡ
لَا يُظۡلَمُونَ ٢٥ قُلِ ٱللَّهُمَّ مَٰلِكَ ٱلۡمُلۡكِ تُؤۡتِي ٱلۡمُلۡكَ مَن
تَشَآءُ وَتَنزِعُ ٱلۡمُلۡكَ مِمَّن تَشَآءُ وَتُعِزُّ مَن تَشَآءُ وَتُذِلُّ مَن
تَشَآءُۖ بِيَدِكَ ٱلۡخَيۡرُۖ إِنَّكَ عَلَىٰ كُلِّ شَيۡءٖ قَدِيرٞ ٢٦ تُولِجُ ٱلَّيۡلَ
فِي ٱلنَّهَارِ وَتُولِجُ ٱلنَّهَارَ فِي ٱلَّيۡلِۖ وَتُخۡرِجُ ٱلۡحَيَّ مِنَ ٱلۡمَيِّتِ
وَتُخۡرِجُ ٱلۡمَيِّتَ مِنَ ٱلۡحَيِّۖ وَتَرۡزُقُ مَن تَشَآءُ بِغَيۡرِ حِسَابٖ ٢٧
لَّا يَتَّخِذِ ٱلۡمُؤۡمِنُونَ ٱلۡكَٰفِرِينَ أَوۡلِيَآءَ مِن دُونِ ٱلۡمُؤۡمِنِينَۖ
وَمَن يَفۡعَلۡ ذَٰلِكَ فَلَيۡسَ مِنَ ٱللَّهِ فِي شَيۡءٍ إِلَّآ أَن تَتَّقُواْ مِنۡهُمۡ
تُقَىٰةٗۗ وَيُحَذِّرُكُمُ ٱللَّهُ نَفۡسَهُۥۗ وَإِلَى ٱللَّهِ ٱلۡمَصِيرُ ٢٨ قُلۡ
إِن تُخۡفُواْ مَا فِي صُدُورِكُمۡ أَوۡ تُبۡدُوهُ يَعۡلَمۡهُ ٱللَّهُۗ وَيَعۡلَمُ
مَا فِي ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَمَا فِي ٱلۡأَرۡضِۗ وَٱللَّهُ عَلَىٰ كُلِّ شَيۡءٖ قَدِيرٞ ٢٩



23 Эй Паёмбар, оё ба ҳоли яҳудиҳое, ки Аллоҳ (ч) ба онҳо ҳиссае аз илми Таврот ва бар рисолати ту далолат намуданашро дода буд, наменигарӣ?! Онҳо ба бозгашт ба сӯи Китоби Аллоҳ (ч) Таврот даъват мешаванд, то дар байнашон вобаста ба он чи ихтилоф доранд, қазоват намояд, сипас гурӯҳе аз олимон ва раҳбаронашон аз ҳукми Китоби Аллоҳ (ч) пушт мегардонанд, зеро он ба хоҳишоташон мувофиқат намекунад ва онҳо одаташон ҳамин аст, ки аз ҳақ рӯйгардонанд. Вақте онҳо даъвои тобеи Таврот буданашонро доранд, лоиқтар аст, ки барои довар қарор додани он дар қиёс ба дигарон бештар талош кунанд.

24 Сабаби аз ҳақ баргаштан ва онро қабул накардани онҳо он аст, ки даъво доранд рӯзи қиёмат ҳаргиз оташи ҷаҳаннам ҷуз рӯзҳои андак ба онҳо намерасад, сипас дохили биҳишт мегарданд. Пас ин гумони аз дурӯғу ботил сарчашма гирифта ва бофтаашон онҳоро мағрур сохта, дар баробари Худо ва дини Ӯ чунин "**далер**" намуда аст.

25 Пас, чун Мо онҳоро дар рӯзи қиёмат, ки дар омадани он шакке нест, барои бозпурсӣ ҷамъ кунем ва ба ҳар кас ба таври сазовор подош дода шавад, ҳол он ки ба онҳо бо камшавии некиҳо ва афзун гаштани бадиҳояшон ситам нашавад, ҳолат ва надоматашон чӣ гуна хоҳад буд?! Онҳо дар он рӯз ба бадтарин ҳолат дучор мегарданд ва аз корҳои хеш пушаймон мешаванд.

26 Эй Паёмбар, Парвардигоратро ситоиш намуда, Ӯро бо азамат хонда бигӯ: "**Бор Илоҳо! Эй Зоте, ки дар дунёву охират Молики подшоҳӣ ҳастӣ! Ту подшоҳиро бар ҳар ки аз халқат хоҳӣ, медиҳӣ ва онро аз ҳар ки хоҳӣ, меситонӣ ва ҳар киро хоҳӣ, иззат мебахшӣ ва ҳар киро хоҳӣ, хор мегардонӣ. Ҳамаи ин корҳоят аз рӯи ҳикмат ва адолат аст. Тамоми навъи некӣ танҳо дар дасти Туст. Бешубҳа, Ту бар ҳама чиз Тавоно ҳастӣ.**

27 Аз нишонаҳои қудрати Ту он аст, ки шабро дар рӯз медарорӣ, рӯз дароз мешавад ва рӯзро дар шаб медарорӣ, шаб дароз мешавад ва ба монанди берун овардани мӯъмин аз кофир ва маҳсулот аз дона, аз мурда зиндаро берун меорӣ ва ба монанди берун кардани кофир аз мӯъмин ва тухм аз мурғ, аз зинда мурдаро берун меорӣ ва ба ҳар ки хоҳӣ, бе ҳисобу китоб рӯзии фаровон медиҳӣ.

28 Набояд мӯъминон ба ҷои мӯъминон кофиронро дӯстони хеш гиранд ва онҳоро кӯмак кунанд. Ва ҳар ки чунин мекунад, пас бегумон Аллоҳ (ч) аз вай безорӣ ҷуста, аз дини илоҳӣ баҳра надорад, магар дар сурате, ки шумо тахти ҳукми кофирон қарор дошта, аз зарарашон бар ҷонатон ҳаросед. Агар дар чунин ҳолат зоҳиран изҳори дӯстӣ намуда, душманиатонро бо онҳо пинҳон доред ва ба ин васила аз шаррашон парҳез намоед, ҷоиз аст ва гунаҳкор намешавед. Ва Аллоҳ (ч) шуморо аз Худ метарсонад. Аз Ӯ битарсед ва бо содир кардани маъсият худро дар маърази ғазабаш қарор надиҳед. Ва рӯзи қиёмат барои дарёфти подоши аъмол бозгашти ҳамаи бандагон ба сӯи Аллоҳ (ч) аст.

29 Эй Паёмбар, бигӯ: "**Он чиро дар қалбатон аз манъкардаҳои Худо ба мисли дӯстӣ бо кофирон пинҳон мекунед ё онро ошкор месозед, Аллоҳ (ч) онро медонад. Чизе аз Ӯ пӯшида нест. Ва Ӯ он чиро дар осмонҳо ва он чиро дар замин аст, медонад. Ва Аллоҳ (ч) бар ҳама чиз Қодир аст. Ҳеҷ чиз Ӯро нотавон сохта наметавонад.**"

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Тавфиқ ва ҳидоят аз ҷониби Парвардигор аст. Илм агарчи то ҳадде зиёд бошад, ки соҳибаш ба баландтарин дараҷаҳои он бирасад, агар тавфиқи Худо бо он ҳамроҳ нагардад, шахс аз он фоида намебарад;

2.Кулли салтанат ва дороӣ аз они Парвардигор аст. Онро ба ҳар ки хоҳад, медиҳад ва аз ҳар ки хоҳад, меситонад, ҳар киро хоҳад, соҳибиззат ва ҳар киро хоҳад, хору расво месозад. Ҳамаи некӣ дар дасти Ӯст, тамоми корҳо оқибат ба сӯи Ӯ бармегардад ва набояд аз ғайри Ӯ ҳоҷат пурсида шавад;

3.Дӯстӣ бо кофирон хатарнок мебошад. Зеро Худо ин гуна бандагони мӯъминро ба изҳори безорӣ аз онҳо ва рӯзи қиёмат мавриди пурсуҷӯ қарор доданашон таҳдид карда аст.


سُورَةُ آلِ عِمۡرَانَ الجُزۡءُ الثَّالِثُ

يَوۡمَ تَجِدُ كُلُّ نَفۡسٖ مَّا عَمِلَتۡ مِنۡ خَيۡرٖ مُّحۡضَرٗا وَمَا عَمِلَتۡ
مِن سُوٓءٖ تَوَدُّ لَوۡ أَنَّ بَيۡنَهَا وَبَيۡنَهُۥٓ أَمَدَۢا بَعِيدٗاۗ وَيُحَذِّرُكُمُ ٱللَّهُ
نَفۡسَهُۥۗ وَٱللَّهُ رَءُوفُۢ بِٱلۡعِبَادِ ٣٠ قُلۡ إِن كُنتُمۡ تُحِبُّونَ ٱللَّهَ
فَٱتَّبِعُونِي يُحۡبِبۡكُمُ ٱللَّهُ وَيَغۡفِرۡ لَكُمۡ ذُنُوبَكُمۡۚ وَٱللَّهُ غَفُورٞ
رَّحِيمٞ ٣١ قُلۡ أَطِيعُواْ ٱللَّهَ وَٱلرَّسُولَۖ فَإِن تَوَلَّوۡاْ فَإِنَّ ٱللَّهَ لَا يُحِبُّ
ٱلۡكَٰفِرِينَ ٣٢ ۞ إِنَّ ٱللَّهَ ٱصۡطَفَىٰٓ ءَادَمَ وَنُوحٗا وَءَالَ إِبۡرَٰهِيمَ الحزب
وَءَالَ عِمۡرَٰنَ عَلَى ٱلۡعَٰلَمِينَ ٣٣ ذُرِّيَّةَۢ بَعۡضُهَا مِنۢ بَعۡضٖۗ وَٱللَّهُ
سَمِيعٌ عَلِيمٌ ٣٤ إِذۡ قَالَتِ ٱمۡرَأَتُ عِمۡرَٰنَ رَبِّ إِنِّي نَذَرۡتُ لَكَ
مَا فِي بَطۡنِي مُحَرَّرٗا فَتَقَبَّلۡ مِنِّيٓۖ إِنَّكَ أَنتَ ٱلسَّمِيعُ ٱلۡعَلِيمُ ٣٥
فَلَمَّا وَضَعَتۡهَا قَالَتۡ رَبِّ إِنِّي وَضَعۡتُهَآ أُنثَىٰ وَٱللَّهُ أَعۡلَمُ بِمَا وَضَعَتۡ
وَلَيۡسَ ٱلذَّكَرُ كَٱلۡأُنثَىٰۖ وَإِنِّي سَمَّيۡتُهَا مَرۡيَمَ وَإِنِّيٓ أُعِيذُهَا بِكَ
وَذُرِّيَّتَهَا مِنَ ٱلشَّيۡطَٰنِ ٱلرَّجِيمِ ٣٦ فَتَقَبَّلَهَا رَبُّهَا بِقَبُولٍ
حَسَنٖ وَأَنۢبَتَهَا نَبَاتًا حَسَنٗا وَكَفَّلَهَا زَكَرِيَّاۖ كُلَّمَا دَخَلَ عَلَيۡهَا
زَكَرِيَّا ٱلۡمِحۡرَابَ وَجَدَ عِندَهَا رِزۡقٗاۖ قَالَ يَٰمَرۡيَمُ أَنَّىٰ لَكِ هَٰذَاۖ
قَالَتۡ هُوَ مِنۡ عِندِ ٱللَّهِۖ إِنَّ ٱللَّهَ يَرۡزُقُ مَن يَشَآءُ بِغَيۡرِ حِسَابٍ ٣٧

٥٤

30 Ҳар кас дар рӯзи қиёмат бо амали неки анҷом додааш рӯбарӯ мегардад, он амал наздаш бе нуқсон ҳозир кунонида мешавад ва он чи аз амали бад анҷом дода аст, орзӯ мекунад, ки кош, байни ӯ ва байни он амал замони тӯлонӣ фосила мебуд, аммо орзӯяш ҳеҷ гоҳ таҳаққуқ намеёбад. Ва Аллоҳ (ҷ) шуморо аз Худ метарсонад. Бинобар ин, бо содир кардани гуноҳ худро дар маърази ғазаби Ӯ қарор надиҳед. Ва Аллоҳ (ҷ) ба бандагонаш бағоят Меҳрубон аст. Аз ҳамин ҷиҳат онҳоро аз уқубати охират ҳушдор медиҳад.

31 Эй Паёмбар, бигӯ: “**Агар шумо дар воқеъ Аллоҳ (ҷ)-ро дӯст доред, пас аз он чи овардаам, дар ошкору ниҳон пайравӣ кунед. Агар ин шартро иҷро намоед, Аллоҳ (ҷ) шуморо дӯст медорад ва баороятон гуноҳонатонро мебахшад. Ва Аллоҳ (ҷ) ба бандагони тавбакунандааш бағоят Бахшандаи Меҳрубон аст.**”

32 Эй Фиристодаи Мо, бигӯ: “**Бо иҷрои дастурот Аллоҳ (ҷ) ва Расулашро итоат кунед.**” Пас агар аз фармонбардорӣ рӯй гардонанд, яқинан Аллоҳ (ҷ) кофирони хилофи дастуроташ амалкунандаро дӯст намедорад.

33 Ба дурустӣ ки Аллоҳ (ҷ) Одам (а)-ро баргузида, фариштагонро амр кард, то дар наздаш саҷдаи эҳтиром ва салом кунанд ва Нӯҳ (а)-ро интихоб намуда, ӯро нахустин фиристодаи Худ ба сӯи мардум қарор дод ва хонадони Иброҳим (а)-ро ихтиёр карда, мақоми нубувватро дар наслаш боқӣ гузошт ва хонадони Имронро баргузид. Ҳамаи инҳоро баргузида, аз аҳли замонашон бартар гардонид.

34 Ин паёмбарони ёдшуда ва фарзандону наводагони пайрави роҳашон насле ҳастанд, ки баъзеашон дар яктопарастӣ ва анҷоми амалҳои шоиста силсилаи баъзеи дигаранд. Онҳо некӣ ва фазилатҳоро аз якдигар ба мерос мебаранд. Ва Аллоҳ (ҷ) гуфтори бандагонашро мешунавад, кирдорашонро медонад. Ба ҳамин асос, аз байнашон ҳар киро хоҳад, бармегузинад ва аз бандагони хосаш мегардонад.

35 Эй Паёмбар, замонеро ба ёд биёр, ки ҳамсари Имрони модари Марям гуфт: “**Эй Парвардигорам, ҳамоно ман ба воситаи назр бар хештан воҷиб гардонидаам, ки ҳамли батнамро аз ҳар чизи дигар озодкардашудаи холис барои хидмати Ту ва хонаат қарор диҳам. Пас онро аз ман бипазир. Бешак, Ту Шунавандаи дуову Донандаи нияти ман ҳастӣ.**”

36 Пас, вақте муддати ҳамли шикамаш комил шуд ва онро таваллуд кард, аз сабаби он ки умеди писар буданашро дошт, аммо баръакси умедаш духтар ба дунё омад, маъзаратхоҳӣ карда гуфт: “**Эй Парвардигорам, бегумон ман ҳамли шикамамро духтар таваллуд кардам.**” Ва Аллоҳ (ҷ) он чи таваллуд карда буд, беҳтар медонад ва писаре, ки орзӯяшро дошт, дар нерӯю сурат ба мисли духтари барояш атошуда нест. Ҳамсари Имрон дар идома гуфт: “**Ва бешубҳа, ман духтарамро Марям ном гузоштам ва ман бегумон ӯ ва наслашро аз Шайтони аз раҳматат рондашуда дар паноҳи Ту месупорам**.”

37 Пас, Парвардигораш назри ӯро пазируфт ва ниҳоли вуҷуди духтараш Марямро ба тарзи шоиста рӯёнида, тарбият кард ва қалби бандагони солеҳро нисбат ба Марям мушфиқ сохта, кафолаташро ба Закариё (а) супорид. Ҳар гоҳ Закариё назди Марям ба ҷои ибодаташ медаромад, дар пеши вай рӯзии ҳалоли омодаро меёфт. Пас Закариё (а) ба Марям (а) хитоб намуда мегуфт: “**Эй Марям, ин рӯзӣ аз куҷо ба ту мерасад?**” Марям (а) ҷавоб медод: “**Ин рӯзӣ аз ҷониби Аллоҳ (ҷ) аст. Ҳамоно Аллоҳ (ҷ) ба ҳар ки хоҳад, беҳисоб рӯзии густурда медиҳад.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Бузургии мақом ва шиддати азоби Парвардигор шахси оқилро ба он водор месозад, ки аз хилоф намудани амраш барҳазар бошад;

2.Далели муҳаббати воқеӣ ба Худову Расул пайравии амру наҳйи шариат мебошад. Аммо даъвои муҳаббат, бидуни пайравӣ ба соҳибаш суд намебахшад;

3.Аллоҳ (ҷ) аз рӯи ҳикмат ва раҳматаш ҳар киро аз бандагонаш хоҳад, барои нубувват ва ибодат бармегузинад ва баъзан онҳоро бо додани мӯъҷизаҳо аз бандагони хосаш мегардонад.

هُنَالِكَ دَعَا زَكَرِيَّا رَبَّهُۥۖ قَالَ رَبِّ هَبۡ لِي مِن لَّدُنكَ ذُرِّيَّةٗ
طَيِّبَةًۖ إِنَّكَ سَمِيعُ ٱلدُّعَآءِ ٣٨ فَنَادَتۡهُ ٱلۡمَلَٰٓئِكَةُ وَهُوَ قَآئِمٞ
يُصَلِّي فِي ٱلۡمِحۡرَابِ أَنَّ ٱللَّهَ يُبَشِّرُكَ بِيَحۡيَىٰ مُصَدِّقَۢا بِكَلِمَةٖ
مِّنَ ٱللَّهِ وَسَيِّدٗا وَحَصُورٗا وَنَبِيّٗا مِّنَ ٱلصَّٰلِحِينَ ٣٩ قَالَ رَبِّ
أَنَّىٰ يَكُونُ لِي غُلَٰمٞ وَقَدۡ بَلَغَنِيَ ٱلۡكِبَرُ وَٱمۡرَأَتِي عَاقِرٞۖ قَالَ
كَذَٰلِكَ ٱللَّهُ يَفۡعَلُ مَا يَشَآءُ ٤٠ قَالَ رَبِّ ٱجۡعَل لِّيٓ ءَايَةٗۖ
قَالَ ءَايَتُكَ أَلَّا تُكَلِّمَ ٱلنَّاسَ ثَلَٰثَةَ أَيَّامٍ إِلَّا رَمۡزٗاۗ وَٱذۡكُر
رَّبَّكَ كَثِيرٗا وَسَبِّحۡ بِٱلۡعَشِيِّ وَٱلۡإِبۡكَٰرِ ٤١ وَإِذۡ قَالَتِ
ٱلۡمَلَٰٓئِكَةُ يَٰمَرۡيَمُ إِنَّ ٱللَّهَ ٱصۡطَفَىٰكِ وَطَهَّرَكِ وَٱصۡطَفَىٰكِ
عَلَىٰ نِسَآءِ ٱلۡعَٰلَمِينَ ٤٢ يَٰمَرۡيَمُ ٱقۡنُتِي لِرَبِّكِ وَٱسۡجُدِي
وَٱرۡكَعِي مَعَ ٱلرَّٰكِعِينَ ٤٣ ذَٰلِكَ مِنۡ أَنۢبَآءِ ٱلۡغَيۡبِ نُوحِيهِ إِلَيۡكَۚ
وَمَا كُنتَ لَدَيۡهِمۡ إِذۡ يُلۡقُونَ أَقۡلَٰمَهُمۡ أَيُّهُمۡ يَكۡفُلُ مَرۡيَمَ
وَمَا كُنتَ لَدَيۡهِمۡ إِذۡ يَخۡتَصِمُونَ ٤٤ إِذۡ قَالَتِ ٱلۡمَلَٰٓئِكَةُ
يَٰمَرۡيَمُ إِنَّ ٱللَّهَ يُبَشِّرُكِ بِكَلِمَةٖ مِّنۡهُ ٱسۡمُهُ ٱلۡمَسِيحُ عِيسَى
ٱبۡنُ مَرۡيَمَ وَجِيهٗا فِي ٱلدُّنۡيَا وَٱلۡأٓخِرَةِ وَمِنَ ٱلۡمُقَرَّبِينَ ٤٥



(38) Инҷо вақте Закариё дид, ки Аллоҳ (ч) ба Марям (а) бар хилофи қонунҳои оиди расонидани ризқ муқаррар рӯзӣ медиҳад, бо вуҷуди пиронсолии худ ва нозой будани ҳамсараш аз Парвардигораш орзӯ кард, то ӯро фарзанде бахшад. Закариё (а) гуфт: **“Эй Парвардигорам, аз назди Хеш ба ман фарзанди поки шоиста бибахш. Ба дурустӣ, Ту дуои касеро, ки Туро мехонад, мешунавӣ ва онро мепазирӣ.”**

(39) Пас, фариштагон ба ӯ дар ҳоле ки дар ибодатгоҳ истода намоз мехонд, нидо карда гуфтанд: **“Ҳамоно Аллоҳ (ч) туро ба вилодати фарзанде бо номи Яҳё, ки тасдиқкунандаи Исои Калимаи Аллоҳ (ч) аст, башорат медиҳад. Ва ин фарзанд дар илм ва ибодат бар қавмаш сарвар мегардад ва нафсашро аз шаҳватҳо, минҷумла аз наздикшавии занон нигоҳ дошта, ба пуррагӣ барои ибодат фориғ шуда ва инчунин паёмбаре аз ҷумлаи солеҳон мешавад.”**

Сабаби “**Калимаи Худо**” тавсиф шудани Исои писари Марям (а) дар он аст, ки Аллоҳ (ч) ӯро бо калимаи Худ ба таври хос офарида аст.

(40) Чун фариштагон Закариё (а)-ро ба вилодати Яҳё башорат доданд, вай гуфт: **“Эй Парвардигорам, баъд аз он ки ман солхӯрда шуда ва ҳамсарам нозой буда, фарзанд таваллуд намекунад, чӣ гуна соҳиби фарзанд мешавам?”** Худо дар ҷавоб гуфт: **“Масали офариниши Яҳё дар ҳолати пиронсолии ту ва нозой будани ҳамсарат монанди он аст, ки Аллоҳ (ч) ҳар чи хоҳад, бар хилофи одат меофарад. Зеро Аллоҳ (ч) бар ҳар чиз Қодир аст. Аз рӯи ҳикмат ва адолат ҳар чи хоҳад, мекунад.”**

(41) Закариё (а) гуфт: **“Эй Парвардигорам, бароям дар мавриди бордор шудани ҳамсарам нишонае қарор бидеҳ.”** Аллоҳ (ч) дар посух гуфт: **“Нишонаи хостаат он аст, ки бидуни мубтало шудан ба беморӣ се шабу рӯз бо мардум ба ҷуз бо ишора ва монанди он гап зада наметавонӣ. Пас дар охир ва аввали рӯз зикру тасбеҳи Парвардигоратро зиёд анҷом бидеҳ.”**

(42) Ва эй Фиристодаи Мо, ба ёд биёр, он гоҳ, ки фариштагон ба Марям (а) гуфтанд: **“Ҳамоно Аллоҳ (ч) туро ба сабаби он** ки **дорои сифатҳои нек ҳастӣ, баргузида ва аз нуқсонҳо пок гардонида ва туро бар занони ҷаҳониёни замони худ бартарӣ дода аст.**

(43) **Эй Марям, қиёми намозатро барои Парвардигорат тӯлонӣ соз ва саҷда кун ва ҳамроҳи солеҳони рукӯъкунанда рукӯъ намо.”**

(44) Ин рухдоди зикршудаи даврони Закариё (а) ва Марям (а) аз хабарҳои ғайб аст. Эй Паёмбар, Мо онро ба ту эй пайғом мефиристем. Ва ту ҳангоме, ки донишмандону солеҳон дар бораи он ки чӣ касе ба тарбияи Марям лоиқтар аст, бо якдигар ихтилоф намуда, билохира, ба қуръакашӣ рӯй оварда, қаламҳои хешро дар об андохтанд ва қуръа ба номи қалами Закариё баромад, онҷо ҳозир набудӣ.

(45) Эй Паёмбар, он замонеро ёд кун, ки фариштагон ба Марям (а) гуфтанд: **“Эй Марям, ҳамоно Аллоҳ (ч) туро ба вилодати фарзанди бидуни падар мужда медиҳад. Он фарзанд ба воситаи Калимаи “Ҳаст шав”-и Аллоҳ (ч) ҳаст мешавад. Номаш Масеҳи Исои писари Марям буда, дар дунё ва охират дорои ҷойгоҳи баланд ва аз ҷумлаи бандагони муқарраби Худо мебошад. -**

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Аллоҳ (ч) ба дӯстонаш таваҷҷӯҳи хос нишон медиҳад, онҳоро аз ҳама гуна бадӣ маҳфуз медорад ва дуояшонро қабул мекунад;

2.Оятҳои карима ифодагари фазилати Марям (а) аст. Худованд ӯро бар занони давронаш бартарӣ дода, аз нуқсонҳо пок сохта ва зани бобаракат гардонида аст;

3.Ҳар қадар неъмати Худо бар банда бузургтар шавад, ба ҳамон андоза бо қиёму рукӯъ ва саҷдаю дигар навъи ибодат шукри он воҷибтар мегардад;

4.Дар сурати ба вуҷуд омадани ихтилоф дар масъалае ва мавҷуд набудани далел истифодаи қуръакашӣ раво аст.

---

1. Имом Замахшарӣ (р) дар тафсири “**Кашшоф**”-аш оварда аст, ки чун Марям (а) ба дунё омад, модараш ӯро гирифта, ба Байт-ул-мақдис назди донишмандони яҳуд бурд ва гуфт: “**Ин духтари назркардаамро бигиред.**” Онҳо гуфтанд: “**Ин духтари имоми мо Имрон аст.**” Имрони падари Марям (а) вақте дар қайди ҳаёт буд, дар намоз барои мардум имоматӣ мекард. Закариё (а) гуфт: “**Ӯро ба ман супоред. Ман ба сарпарастии вай сазовортарам, чунки холааш ҳамсарам аст.**” Донишмандони яҳуд гуфтанд: “**Не, ӯро бидуни қуръакашӣ ба ту намесупорем.**” Ҳамагӣ назди наҳре рафтанд ва қаламҳояшонро дар он андохтанд. Қалами Закариё (а) рӯи об баромад ва қалами дигарон зери об шуд. Бо ҳамин Закариё (а) сарпарастии Марям (а)-ро ба зимма гирифт ва ӯро тарбият кард. (**Мутарҷим**)



(46) **Ва он фарзандат бо мардум дар ҳолати хурдсолӣ, ки ҳанӯз ба синни сухан кардан нарасида аст, сухан мекунад ва инчунин бо мардум дар миёнасолӣ, ки мардонагӣ ва нерӯяш комил шуда аст, гап мезанад, онҳоро ба анҷоми корҳое, ки дар он салоҳи дунёву охираташон аст, раҳнамоӣ менамояд ва ӯ дар гуфтору кирдораш аз ҷумлаи солеҳон аст."**

(47) Марям аз он ки бешавҳар чӣ гуна соҳиби фарзанд мешавад, ҳайратзада шуда гуфт: "**Чӣ гуна ман соҳиби фарзанд мешавам, ҳол он ки касе ба ман на бо роҳи ҳалол ва на бо роҳи ҳаром наздикӣ накарда аст?**" Фариштае бо дастури Худо ҷавоб дода гуфт: "**Он гуна ки Аллоҳ (ч) барои ту фарзанди бидуни падар меофарад, ҳамин гуна Ӯ ҳар чиро хоҳад, бар хилофи одати маъмулӣ халқ мекунад. Чун Аллоҳ (ч) кореро ирода кунад, ба он "Ҳаст шав" мегӯяд, пас он ба вуҷуд меояд. Ҳеҷ чиз Ӯро оҷиз намесозад.**"

(48) Аллоҳ (ч) ба ӯ китобат ва ҳикмат /**дар гуфтору кирдор дарки дурустӣ**/ ва Тавроти Мӯсо ва Инҷилро, ки ба зудӣ онро барояш фуруд меорад, меомӯзонад.

(49) Ва инчунин ӯро ба сӯи Фарзандони Яъқуби Набӣ ба сифати паёмбар мефиристад. Ба онҳо мегӯяд: "**Бегумон ман ба сӯи шумо аз ҷониби Аллоҳ (ч) фиристода шудаам. Ҳамоно ман ба шумо аз назди Парвардигоратон аломати тасдиққунандаи ростии нубувватамро овардаам. Мӯъҷизаи овардаам он аст, ки бегумон ман бароятон аз гил монанди шакли паранда месозам, пас дар он дам меандозам, баъд аз ин бо иҷозати Аллоҳ (ч) паранда зинда мегардад. Ва кӯри модарзодро шифо медиҳам, пас, бино мешавад ва инчунин шахси гирифтори бемории пӯстро шифо мебахшам, пас, пӯсти баданаш сиҳҳат меёбад ва мурдагонро зинда месозам. Тамоми ин корҳоро бо иҷозати Аллоҳ (ч) анҷом медиҳам. Ва шуморо аз он чи мехӯред ва он чи дар хонаҳои хеш аз гандум захира ва пинҳон мекунед, бохабар месозам. Агар шумо қасди имон овардан ва тасдиқи ҳуҷҷатҳоро доред, бешубҳа, дар он чи аз ин мӯъҷизаҳои бузурги берун аз тавони башар ба шумо зикр кардам, аломати равшани нишондиҳандаи рисолат ва нубуввати ман аст.**

(50) **Ва инчунин назди шумо омадам, дар ҳоле ки Тавроти қабл аз ман ба Мӯсо нозилшударо тасдиқ менамоям ва то ин ки баъзе аз чизҳоеро, ки пеш аз ман бар шумо ҳаром гардонида шуда аст, бо мақсади сабукӣ бароятон ҳалол созам. Ва ба хотири исботи сиҳҳат доштани гуфтаҳоям барои шумо ҳуҷҷат овардаам. Пас, аз Аллоҳ (ч) бо иҷрои дастуроташ битарсед ва маро дар он чи шуморо ба сӯи он фаро мехонам, итоат намоед.**

(51) **Ин ба он сабаб аст, ки бешубҳа, Аллоҳ (ч) Парвардигори ман ва Парвардигори шумост. Танҳо Ӯ арзандаи итоат ва тарс аст. Пас, фақат Ӯро бипарастед. Ҳамин ибодат ва тақвои Парвардигор, ки шуморо ба иҷрои он амр намудам, роҳи росту дуруст аст."**

(52) Пас, чун Исо (а) яқин кард, ки Фарзандони Яъқуб куфри хешро идома медиҳанд, ба онҳо хитоб намуда гуфт: "**Кӣ ба ман дар роҳи даъвати мардум ба сӯи Аллоҳ (ч) кӯмак мерасонад?**" Пайравони баргузидааш гуфтанд: "**Мо ёварони дини Аллоҳ (ч) ҳастем. Ба Аллоҳ (ч) имон оварда, аз ту пайравӣ намудаем. Ва эй Исо, гувоҳ бош, ки мо бо яктопарастӣ ва итоати Аллоҳ (ч) таслимшудагони Ӯ мебошем.**"

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Навиштан ва хат мақоми баланд дорад. Чун Аллоҳ (ч) қабл аз ҳар чиз ин дуро зикр карда аст;

2.Баъзе аз қонунҳои илоҳӣ он аст, ки паёмбаронашро ба воситаи корҳои фавқулоддаи берун аз тавони башар таъйид менамояд;

3.Исо (а) барои Бани Исроил вобаста ба баъзе аз сахтгириҳои шариаташон сабукӣ овард. Ин далели вуқӯи насх дар байни шариатҳои илоҳӣ аст.

رَبَّنَآ ءَامَنَّا بِمَآ أَنزَلۡتَ وَٱتَّبَعۡنَا ٱلرَّسُولَ فَٱكۡتُبۡنَا مَعَ
ٱلشَّٰهِدِينَ ﴿٥٣﴾ وَمَكَرُواْ وَمَكَرَ ٱللَّهُۖ وَٱللَّهُ خَيۡرُ ٱلۡمَٰكِرِينَ
﴿٥٤﴾ إِذۡ قَالَ ٱللَّهُ يَٰعِيسَىٰٓ إِنِّي مُتَوَفِّيكَ وَرَافِعُكَ إِلَيَّ وَمُطَهِّرُكَ
مِنَ ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ وَجَاعِلُ ٱلَّذِينَ ٱتَّبَعُوكَ فَوۡقَ ٱلَّذِينَ
كَفَرُوٓاْ إِلَىٰ يَوۡمِ ٱلۡقِيَٰمَةِۖ ثُمَّ إِلَيَّ مَرۡجِعُكُمۡ فَأَحۡكُمُ
بَيۡنَكُمۡ فِيمَا كُنتُمۡ فِيهِ تَخۡتَلِفُونَ ﴿٥٥﴾ فَأَمَّا ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ
فَأُعَذِّبُهُمۡ عَذَابٗا شَدِيدٗا فِي ٱلدُّنۡيَا وَٱلۡأٓخِرَةِ وَمَا لَهُم
مِّن نَّٰصِرِينَ ﴿٥٦﴾ وَأَمَّا ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ وَعَمِلُواْ ٱلصَّٰلِحَٰتِ
فَيُوَفِّيهِمۡ أُجُورَهُمۡۗ وَٱللَّهُ لَا يُحِبُّ ٱلظَّٰلِمِينَ ﴿٥٧﴾ ذَٰلِكَ نَتۡلُوهُ
عَلَيۡكَ مِنَ ٱلۡأٓيَٰتِ وَٱلذِّكۡرِ ٱلۡحَكِيمِ ﴿٥٨﴾ إِنَّ مَثَلَ
عِيسَىٰ عِندَ ٱللَّهِ كَمَثَلِ ءَادَمَۖ خَلَقَهُۥ مِن تُرَابٖ ثُمَّ قَالَ لَهُۥ
كُن فَيَكُونُ ﴿٥٩﴾ ٱلۡحَقُّ مِن رَّبِّكَ فَلَا تَكُن مِّنَ ٱلۡمُمۡتَرِينَ
﴿٦٠﴾ فَمَنۡ حَآجَّكَ فِيهِ مِنۢ بَعۡدِ مَا جَآءَكَ مِنَ ٱلۡعِلۡمِ فَقُلۡ تَعَالَوۡاْ
نَدۡعُ أَبۡنَآءَنَا وَأَبۡنَآءَكُمۡ وَنِسَآءَنَا وَنِسَآءَكُمۡ وَأَنفُسَنَا
وَأَنفُسَكُمۡ ثُمَّ نَبۡتَهِلۡ فَنَجۡعَل لَّعۡنَتَ ٱللَّهِ عَلَى ٱلۡكَٰذِبِينَ ﴿٦١﴾



(53) Пайравони баргузидаи Исои Масеҳ (а) инчунин гуфтанд: **“Эй Парвардигори мо, ба Инҷили фурудовардаи Ту имон овардем ва Исо (а)-ро пайравӣ намудем. Пас моро ҳамроҳи бандагони ба Ту ва пайғомбаронат мӯъмини барҳақ гувоҳидиҳанда қарор бидеҳ.”**

(54) Ва кофирони Бани Исроил макр намуда, ба қатли Исо (а) саъй карданд. Ва Аллоҳ (ч) макрашонро барҳам зада,[1] онҳоро дар гумроҳӣ гузошта, шабоҳати сурати Исо (а)-ро ба марди дигаре андохт. Ва Аллоҳ (ч) дар чорасозӣ ва барҳам задани дасиса аз ҳамаи маккорон Қавитар аст. Зеро барои душманони Худо аз тадбири Ӯ чизе сахттар нест.

(55) Аллоҳ (ч) низ нисбат ба онҳо чора сохт. Он гоҳ, ки ба Исо (а) хитоб карда гуфт: “**Эй Исо, Ман бегумон туро бидуни он ки бимирӣ аз ин дунё баргиранда ҳастам[2] ва рӯҳу баданатро ба сӯи хеш мебардорам ва туро аз палидии шахсони кофиргашта пок ва аз онҳо дур месозам ва касонеро, ки дар дини ҳақ, аз ҷумла дар имон овардан ба Муҳаммад (с) туро пайравӣ кардаанд, то рӯзи қиёмат бо бурҳон ва иззату эътибор аз касоне, ки ба ту кофир шудаанд, бартар мегардонам. Сипас бозгашти шумо дар рӯзи қиёмат танҳо ба сӯи Ман аст. Пас, Ман он рӯз миёни шумо дар бораи он чи бо якдигар ихтилоф доред, бо ҳақ доварӣ мекунам.**

(56) **Пас, аммо он касоне, ки ба ту ва ҳақиқати овардаат кофир шудаанд, пас Ман онҳоро бо роҳи кушташавӣ, асир гаштан, залил шудан ва ғайра дар дунё ва бо азоби оташи ҷаҳаннам дар охират сахт уқубат мекунам ва онҳо мададрасонҳое надоранд, ки азоби Худоро бартараф созад.**

(57) **Ва аммо касоне, ки ба ту ва ҳақиқати овардаат имон овардаанд ва амалҳои шоистаи намозу рӯза, нигоҳ доштани пайванди хешовандӣ ва ғайраро анҷом додаанд, пас яқинан Аллоҳ (ч) подоши корашонро ба таври комил дода, аз он ҳеҷ чизро кам намесозад. Ва Аллоҳ (ч) золимонро дӯст намедорад.**” Бузургтарин навъи ситамгарӣ ширк овардан ба Аллоҳ (ч) ва дурӯғ шумурдани паёмбарони Ӯст.

Он чи дар оятҳои қаблӣ зикр шуд, ба насрониҳои пеш аз биъсати Расули акрам (с) гузашта тааллуқ дорад.

(58) Ин хабарҳоеро, ки оиди Исои Масеҳ (а) бароят мехонем, аз аломатҳои равшани тасдиқгари ҳақиқат доштани нузули Қуръон бар ту ва парҳезкоронро панди устувор аст. Ботил ба он роҳ намеёбад.

(59) Ҳамоно ҳолати офаридани Исои Масеҳ (а) назди Аллоҳ (ч) монанди ҳолати бидуни падару модар аз хок офаридани Одам (а) аст. Аллоҳ (ч) ба гили вай “**Одамӣ шав**” гуфт, пас тибқи иродаи Ӯ одамӣ гардид. Модом ки чунин аст, пас читавр насрониҳо бо далели он ки Исо (а) бе падар халқ шуда аст, даъвои маъбудияти ӯро доранд, аммо бо вуҷуди он ки Одам (а) бе падару модар офарида шуда аст, башар буданашро эътироф мекунанд?!

(60) Ҳақиқати маҳз оиди Исои Масеҳ (а) ҳамон маълумоте аст, ки бар ту аз сӯи Парвардигорат фуруд омада аст. Пас аз шаккунандагон мабош, балки дар роҳи рости худ устувор бимон.

(61) Пас, эй Паёмбар, ҳар ки аз насрониҳои сарзамини Наҷрон бо ту дар бораи Исо (а) баъд аз он ки бароят дар ин бобат дониши саҳеҳ омада аст, ҷидол ва даъвои маъбудияти ӯро кунад, пас дар ҷавобашон бигӯ: “**Биёед, ки фарзандони худ ва фарзандони шумо ва ҳамсарони худ ва ҳамсарони шуморо барои ҳозир гаштан фаро хонем ва мо худро ва шумо худро омода созед, ҳамагӣ ҷамъ шавем, сипас ба сӯи Аллоҳ (ч) рӯй оварда, илтиҷо кунем, то лаънати Худоро бар ҳар ки аз мову шумо дурӯғгӯ аст, фуруд орад.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргардида:**

1.Аз камоли қудрати илоҳӣ он аст, ки ҳар ки нисбат ба дин ва дӯстони Худо дасиса намояд, ӯро ҷазои сахт дода, макрашро барҳам мезанад;

2.Оятҳои карима дар бораи Исои Масеҳ (а) эътиқоди дурустро нишон дода, бо ақл созгор будани ин пиндорро баён месозад. Зеро Исо (а) дар офариниш нахустин махлуқи шигифтангез нест, балки хилқати Одам (а), ки бе падару модар халқ шуда аст, шигифтангезтар аст, аммо ҳама ба одамӣ будани вай имон доранд;

3.Миёни гурӯҳҳои бо якдигар низоъкунанда ба роҳ мондани “**мубоҳала**”[3] он гуна ки дар ин ояти карима тавсиф шуда аст, ҷоиз мебошад.

1. Ҷумлаи “**Ва макараллоҳ...**”, ки дар матни арабии ояти карима омада, дар тарҷумаи ҳарф ба ҳарф “**Ва Аллоҳ (ч) макр кард...**” мешавад, тибқи қавоиди балоғати арабӣ аз боби “**мушокала**” аст. Яъне, калимаи “**макр**”-и ба Аллоҳ (ч) мансуб дар шакли зоҳирӣ ба вожаи “**макр**”-и ба Бани Исроил мансуб монанд буда, аммо дар маъно фарқ дорад. Маънои макри илоҳӣ “**барҳам задани макри душманон**” аст. (**Мутарҷим**)
2. Мақсад дар ҳолати хоб, зеро руҳи банда ҳангоми хоб қисман берун мешавад. (**Мутарҷим**)
3. Он чи дар ояти шасту якуми ин сура оварда шуд аст, “**Мубоҳала**” ном дошта, маънои он **лаънат гуфтани якдигар** аст. (**Мутарҷим**)

(62) Ҳамоно маълумоти дар бораи Исои Масеҳ (а) зикр кардаи Мо хабари рост аст. Ва ҷуз Аллоҳи Ягона дигар маъбуди барҳақ нест. Ва ба дурустӣ, Аллоҳ (ҷ) дар ҳукмфармоиаш Ғолиби дар ҷорасозӣ, фармон ва офариниш Ҳаким аст.
(63) Пас, агар онҳо аз ойини овардаат рӯй гардонида, туро пайравӣ накунанд, ин нишонаи фасодкориашон аст ва Аллоҳ (ҷ) бандагони дар замин фасодкорро медонад ва дар ивази он ҷазояшон медиҳад.
(64) Эй Паёмбар, бигӯ: “**Эй яҳуду насорои аҳли Китоб, биёед атрофи сухани одилонае, ки ҷумлагӣ дар он баробарем, муттаҳид гардем. Сухани одилона он аст, ки ҷуз Аллоҳ (ҷ) касеро ибодат накунем, ҳеҷ касро новобаста аз ҷойгоҳаш ба Ӯ шарик насозем ва баъзеамон баъзеи дигарро ба ҷои Аллоҳ (ҷ) маъбудҳои ибодат ва итоатшаванда нагирад.**” Баъд аз ин агар онҳо аз ҳақиқат ва адолате, ки ба сӯи он даъваташон мекунӣ, баргарданд, пас эй мӯъминон, ба онҳо бигӯед: “**Гувоҳ бошед, ки мо бегумон бо тоату ибодат мутеъ ва таслимшудагони Аллоҳ (ҷ) ҳастем.**”
(65) Эй аҳли Китоб, чаро дар мавриди миллати Иброҳим (а) ҷидол мекунед ва ҳол он ки медонед, ки яҳудият ва насроният танҳо баъди гузаштани муддати тӯлонӣ аз марги Иброҳим (а) зуҳур карда аст?! Яҳудиҳо аз рӯи даъвои хеш Иброҳим (а)-ро яҳудӣ ва насрониҳо ӯро насронӣ меҳисобанд. Пас оё бо ақли худ бутлони гуфтор ва хатои пиндоратонро дарк мекунед?!



إِنَّ هَٰذَا لَهُوَ الْقَصَصُ الْحَقُّ ۚ وَمَا مِنْ إِلَٰهٍ إِلَّا اللَّهُ ۚ وَإِنَّ اللَّهَ لَهُوَ
الْعَزِيزُ الْحَكِيمُ ﴿٦٢﴾ فَإِنْ تَوَلَّوْا فَإِنَّ اللَّهَ عَلِيمٌ بِالْمُفْسِدِينَ
﴿٦٣﴾ قُلْ يَا أَهْلَ الْكِتَابِ تَعَالَوْا إِلَىٰ كَلِمَةٍ سَوَاءٍ بَيْنَنَا
وَبَيْنَكُمْ أَلَّا نَعْبُدَ إِلَّا اللَّهَ وَلَا نُشْرِكَ بِهِ شَيْئًا وَلَا يَتَّخِذَ
بَعْضُنَا بَعْضًا أَرْبَابًا مِنْ دُونِ اللَّهِ ۚ فَإِنْ تَوَلَّوْا فَقُولُوا اشْهَدُوا
بِأَنَّا مُسْلِمُونَ ﴿٦٤﴾ يَا أَهْلَ الْكِتَابِ لِمَ تُحَاجُّونَ فِي إِبْرَاهِيمَ
وَمَا أُنْزِلَتِ التَّوْرَاةُ وَالْإِنْجِيلُ إِلَّا مِنْ بَعْدِهِ ۚ أَفَلَا تَعْقِلُونَ
﴿٦٥﴾ هَا أَنْتُمْ هَٰؤُلَاءِ حَاجَجْتُمْ فِيمَا لَكُمْ بِهِ عِلْمٌ فَلِمَ
تُحَاجُّونَ فِيمَا لَيْسَ لَكُمْ بِهِ عِلْمٌ ۚ وَاللَّهُ يَعْلَمُ وَأَنْتُمْ
لَا تَعْلَمُونَ ﴿٦٦﴾ مَا كَانَ إِبْرَاهِيمُ يَهُودِيًّا وَلَا نَصْرَانِيًّا
وَلَٰكِنْ كَانَ حَنِيفًا مُسْلِمًا وَمَا كَانَ مِنَ الْمُشْرِكِينَ ﴿٦٧﴾
إِنَّ أَوْلَى النَّاسِ بِإِبْرَاهِيمَ لَلَّذِينَ اتَّبَعُوهُ وَهَٰذَا النَّبِيُّ وَالَّذِينَ
آمَنُوا ۗ وَاللَّهُ وَلِيُّ الْمُؤْمِنِينَ ﴿٦٨﴾ وَدَّتْ طَائِفَةٌ مِنْ أَهْلِ الْكِتَابِ
لَوْ يُضِلُّونَكُمْ وَمَا يُضِلُّونَ إِلَّا أَنْفُسَهُمْ وَمَا يَشْعُرُونَ ﴿٦٩﴾ يَا أَهْلَ
الْكِتَابِ لِمَ تَكْفُرُونَ بِآيَاتِ اللَّهِ وَأَنْتُمْ تَشْهَدُونَ ﴿٧٠﴾


(66) Огоҳ бошед! Шумо эй аҳли Китоб, бо Паёмбар (с) оиди умури динии хеш ва Китоби ба шумо нозилшуда, ки дар бораи он дониш доред, ҷидол кардед, пас чаро дар мавриди ҳақиқати Иброҳим (а) ва динаш, ки дониш надоред ва дар Китобҳову тавассути паёмбаронатон низ оиди он чизе наомада аст, ҷидол мекунед?! Ва Аллоҳ (ҷ) ҳақиқату асрори тамоми чизро медонад ва шумо инро намедонед.
(67) Иброҳим (а) аз нигоҳи ойин яҳудӣ ва насронӣ набуд, валекин аз ҳама динҳо ба сӯи дини барҳақ моилу дар баробари Аллоҳ (ҷ) таслимгаштаи яктопараст буд. Ва чунончи мушрикони араб даъво доранд, ки Иброҳим (а) дар ойини онҳо буд, вай аз зумраи мушрикон низ набуд.
(68) Ҳамоно сазовортарин мардум дар мансубият ба Иброҳим (а) касонеанд, ки дар замони вай ба он чи аз назди Худо овард, пайравӣ карданд ва инчунин арзандатарин мардум дар мансубият ба Иброҳим (а) Паёмбар Муҳаммад (с) ва мӯъминони умматаш ҳастанд. Ва Аллоҳ (ҷ) Ёвар ва Ҳофизи мӯъминон аст.
(69) Эй аҳли имон, донишмандони яҳуду насорои аҳли Китоб орзӯ доранд, то шуморо аз роҳи рости Худо гумроҳ созанд ва ҳол он ки онҳо танҳо худро гумроҳ месозанд, зеро талошашон дар гумроҳсозии мӯъминон залолаташонро афзун мегардонад ва онҳо фарҷоми корҳои кардаашонро намедонанд.
(70) Эй яҳуду насорои аҳли Китоб, чаро ба оятҳои ба шумо нозилшуда ва ба далели дар Китобҳоятон дар бораи ҳақиқат доштани нубуввати Муҳаммад (с) омада кофир мешавед ва ҳол он ки шумо медонед, ки Китобҳоятон барҳақ буданашро гувоҳӣ медиҳанд?!

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Ҳамаи паёмҳои осмонӣ бар сухани одилонаи яктопарастӣ ва парҳез аз ширк иттифоқ доштанд;

2.Донистани фанни таърих аҳамияти зиёд дорад, зеро он гоҳо барои радди даъвои шахсони ботилкор ҳамчун ҳуҷҷати қавӣ истифода мешавад;

3.Лоиқтарин мардум дар мансубият ба Иброҳим (а) касонеанд, ки дар ойин ва ақидаи ӯ қарор доранд, аммо даъвои холӣ ва хилофи роҳи вай амал кардан ба соҳибаш суде намебахшад;

4.Оятҳои карима нишон медиҳад, ки кофирони аҳли Китоб доим аз рӯи ҳасад дар пайи гумроҳ сохтани мӯъминони ин уммат мебошанд.

يَٰٓأَهۡلَ ٱلۡكِتَٰبِ لِمَ تَلۡبِسُونَ ٱلۡحَقَّ بِٱلۡبَٰطِلِ وَتَكۡتُمُونَ ٱلۡحَقَّ
وَأَنتُمۡ تَعۡلَمُونَ ٧١ وَقَالَت طَّآئِفَةٞ مِّنۡ أَهۡلِ ٱلۡكِتَٰبِ ءَامِنُواْ
بِٱلَّذِيٓ أُنزِلَ عَلَى ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ وَجۡهَ ٱلنَّهَارِ وَٱكۡفُرُوٓاْ ءَاخِرَهُۥ
لَعَلَّهُمۡ يَرۡجِعُونَ ٧٢ وَلَا تُؤۡمِنُوٓاْ إِلَّا لِمَن تَبِعَ دِينَكُمۡ قُلۡ إِنَّ
ٱلۡهُدَىٰ هُدَى ٱللَّهِ أَن يُؤۡتَىٰٓ أَحَدٞ مِّثۡلَ مَآ أُوتِيتُمۡ أَوۡ يُحَآجُّوكُمۡ
عِندَ رَبِّكُمۡۗ قُلۡ إِنَّ ٱلۡفَضۡلَ بِيَدِ ٱللَّهِ يُؤۡتِيهِ مَن يَشَآءُۗ وَٱللَّهُ
وَٰسِعٌ عَلِيمٞ ٧٣ يَخۡتَصُّ بِرَحۡمَتِهِۦ مَن يَشَآءُۗ وَٱللَّهُ ذُو ٱلۡفَضۡلِ
ٱلۡعَظِيمِ ٧٤ ۞ وَمِنۡ أَهۡلِ ٱلۡكِتَٰبِ مَنۡ إِن تَأۡمَنۡهُ بِقِنطَارٖ
يُؤَدِّهِۦٓ إِلَيۡكَ وَمِنۡهُم مَّنۡ إِن تَأۡمَنۡهُ بِدِينَارٖ لَّا يُؤَدِّهِۦٓ إِلَيۡكَ
إِلَّا مَا دُمۡتَ عَلَيۡهِ قَآئِمٗاۗ ذَٰلِكَ بِأَنَّهُمۡ قَالُواْ لَيۡسَ عَلَيۡنَا فِي
ٱلۡأُمِّيِّـۧنَ سَبِيلٞ وَيَقُولُونَ عَلَى ٱللَّهِ ٱلۡكَذِبَ وَهُمۡ يَعۡلَمُونَ
٧٥ بَلَىٰۚ مَنۡ أَوۡفَىٰ بِعَهۡدِهِۦ وَٱتَّقَىٰ فَإِنَّ ٱللَّهَ يُحِبُّ ٱلۡمُتَّقِينَ
٧٦ إِنَّ ٱلَّذِينَ يَشۡتَرُونَ بِعَهۡدِ ٱللَّهِ وَأَيۡمَٰنِهِمۡ ثَمَنٗا قَلِيلًا
أُوْلَٰٓئِكَ لَا خَلَٰقَ لَهُمۡ فِي ٱلۡأٓخِرَةِ وَلَا يُكَلِّمُهُمُ ٱللَّهُ وَلَا يَنظُرُ
إِلَيۡهِمۡ يَوۡمَ ٱلۡقِيَٰمَةِ وَلَا يُزَكِّيهِمۡ وَلَهُمۡ عَذَابٌ أَلِيمٞ ٧٧



71 Эй яҳуду насорои аҳли Китоб, чаро ҳақиқати дар Китобҳоятон нозилшударо бо ботили сохтаи хештан омехта месозед ва ҳақиқату ҳидояти дар Китобҳои шумо мавҷуд, аз он ҷумла хабари рост будани нубуввати Муҳаммад (с)-ро пинҳон менамоед ва ҳол он ки шумо ҳаққу ботил ва ҳидояту гумроҳиро медонед?!

72 Ва ҷамоае аз донишмандони яҳуд гуфтанд: “**Дар аввали рӯз ба Қуръони бар мӯъминон нозилшуда зоҳиран имон биёред ва дар охири рӯз ба он кофир шавед, шояд онҳо аз сабаби дубора кофир шудани шумо оиди диншон шубҳа карда, бо гуфтани “Яҳудиҳо аҳли Китобанд. Нисбат ба мо аз Китобҳои Худо огоҳии бештар доранд. Онҳо аз ин дин баргаштанд” аз диншон бармегарданд.”**

73 Ва инчунин гуфтанд: “**Танҳо ба касе имон биёред ва пайравӣ намоед, ки вай тобеи дини шумо бошад.**” Эй Паёмбар, бигӯ: “**Бешак, ҳидояти ҳақиқӣ ба сӯи ростӣ, ҳидояти Аллоҳ (ч) аст, на саркашӣ ва таксиби шумо. Таксиб ва саркашии шумо аз тарси он аст, ки мисли фазли ба шумо додашуда ба касе дода мешавад ё аз тарси он аст, ки агар ба Китобашон имон оред, онҳо рӯзи қиёмат назди Парвардигоратон шуморо бо пеш овардани ҳуҷҷат мағлуб месозанд.**” Эй Паёмбар, бигӯ: "**Ҳамоно фазл дар дасти Аллоҳ (ч) аст, онро ба ҳар ки аз бандагон хоҳад, медиҳад. Фазли Ӯ маҳдуди миллати хос нест.**[1] **Ва Аллоҳ (ч) Дорои фазли густурда буда, бандагони арзандаи лутфашро медонад.**

74 **Ҳар киро аз бандагон хоҳад, бо раҳматаш хос гардонида, бар вай бо ҳидоят, нубувват ва навъҳои гуногуни лутфаш эҳсон менамояд. Ва Аллоҳ (ч) Соҳиби фазли бағоят бузург аст.”**

75 Ва аз миёни аҳли Китоб касест, ки агар моли фаровонеро ҳамчун амонат ба вай супорӣ, онро ба ту бармегардонад ва аз миёни онҳо касест, ки агар моли андакро ҳамчун амонат ба вай супорӣ, онро ба ту барнамегардонад, магар он ки молатро аз вай бо исрор ва паёпай талаб намоӣ. Ин амали хиёнати тоифаи дуюм ба сабаби қавлу гумони фосидашон аст, ки мегӯянд: “**Бар мо дар баробари мардуми араб ва хӯрдани амволи онҳо ҳеҷ гуноҳ ва ҷазое нест. Чунки Парвардигор молҳои онҳоро бар мо ҳалол карда аст.**” Ва бар Аллоҳ (ч) дурӯғ мегӯянд ва ҳол он ки онҳо дурӯғгӯии худро медонанд.

76 Ҳақиқат он гуна ки мепиндоранд, нест, балки онҳо ба сабаби содир кардани ҷурми хиёнаткорӣ гунаҳкоранд ва ҳатман дар бадали он ҷазо мебинанд. Валекин ҳар ки бар аҳди бо Худо бастаи хеш, ки аз имон овардан ба Ӯ ва паёмбаронаш иборат аст ва инчунин бар аҳди бо мардум бастааш вафо намуда, амонаташонро баргардонад ва бо иҷрои фармудаҳои илоҳӣ парҳезкорӣ кунад, пас бегумон Аллоҳ (ч) бандагони ботақворо дӯст медорад ва ба онҳо дар ивази парҳезкорӣ лоиқтарин подошро рӯзӣ месозад.

77 Яқинан касоне, ки тавсияи илоҳиро дар бораи пайравӣ аз аҳкоми кутуби осмонӣ ва раҳнамоии паёмбарон ва савгандҳояшонро дар бораи вафодорӣ ба паймони Худо бо баҳои андаки матои дунё ивaз мекунанд, аз подоши охират сахме надоранд ва Аллоҳ (ч) бо онҳо сухани фараҳбахш намегӯяд ва рӯзи қиёмат ба сӯи онҳо бо назари раҳмат нигоҳ намекунад ва онҳоро аз гуноҳ пок намесозад ва онҳоро азоби сахт дардовар аст.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Баъзеи донишмандони аҳли Китоб тобеонашонро мефиребанд ва ҳақиқати Китобҳои илоҳӣ ва расулонро баён намекунанд;

2.Яке аз василаҳои муборизаи кофирон он аст, ки вориди дин гашта, аз дохил алайҳи он меҷангандaнд ва диндоронро ба шубҳа меандозанд;

3.Худо Соҳиби фазлу бахшоиш аст. Бо фазлаш ба ҳар ки ҳар чиро хоҳад, медиҳад ва бо адлу ҳикматаш аз ҳар ки ҳар чиро хоҳад, боз медорад. Ибодат роҳи ноил гаштан ба фазли Ӯ аст;

4.Ҳар чи дар дунё дар ивази имон ба Аллоҳ (ч) ва вафо бар аҳди Ӯ ҳосил мегардад, агарчи зоҳиран бузург ҳам бошад, дар қиёс ба подоши охират ночиз маҳсуб мешавад.

---

1. Чунончи яҳудиҳо хешро миллати баргузидаи Худо ҳисобида, дигар миллатҳоро барои худ ҳамчун маркаби саворӣ мешуморанд. (**Мутарҷим**)


سُورَةُ آلِ عِمۡرَانَ — الجُزۡءُ الثَّالِثُ

وَإِنَّ مِنۡهُمۡ لَفَرِيقٗا يَلۡوُۥنَ أَلۡسِنَتَهُم بِٱلۡكِتَٰبِ لِتَحۡسَبُوهُ
مِنَ ٱلۡكِتَٰبِ وَمَا هُوَ مِنَ ٱلۡكِتَٰبِ وَيَقُولُونَ هُوَ مِنۡ
عِندِ ٱللَّهِ وَمَا هُوَ مِنۡ عِندِ ٱللَّهِ وَيَقُولُونَ عَلَى ٱللَّهِ ٱلۡكَذِبَ
وَهُمۡ يَعۡلَمُونَ ٧٨ مَا كَانَ لِبَشَرٍ أَن يُؤۡتِيَهُ ٱللَّهُ ٱلۡكِتَٰبَ
وَٱلۡحُكۡمَ وَٱلنُّبُوَّةَ ثُمَّ يَقُولَ لِلنَّاسِ كُونُواْ عِبَادٗا لِّي مِن
دُونِ ٱللَّهِ وَلَٰكِن كُونُواْ رَبَّٰنِيِّـۧنَ بِمَا كُنتُمۡ تُعَلِّمُونَ
ٱلۡكِتَٰبَ وَبِمَا كُنتُمۡ تَدۡرُسُونَ ٧٩ وَلَا يَأۡمُرَكُمۡ أَن
تَتَّخِذُواْ ٱلۡمَلَٰٓئِكَةَ وَٱلنَّبِيِّـۧنَ أَرۡبَابًاۗ أَيَأۡمُرُكُم بِٱلۡكُفۡرِ بَعۡدَ
إِذۡ أَنتُم مُّسۡلِمُونَ ٨٠ وَإِذۡ أَخَذَ ٱللَّهُ مِيثَٰقَ ٱلنَّبِيِّـۧنَ لَمَآ ءَاتَيۡتُكُم
مِّن كِتَٰبٖ وَحِكۡمَةٖ ثُمَّ جَآءَكُمۡ رَسُولٞ مُّصَدِّقٞ لِّمَا
مَعَكُمۡ لَتُؤۡمِنُنَّ بِهِۦ وَلَتَنصُرُنَّهُۥۚ قَالَ ءَأَقۡرَرۡتُمۡ وَأَخَذۡتُمۡ
عَلَىٰ ذَٰلِكُمۡ إِصۡرِيۖ قَالُوٓاْ أَقۡرَرۡنَاۚ قَالَ فَٱشۡهَدُواْ وَأَنَا۠ مَعَكُم
مِّنَ ٱلشَّٰهِدِينَ ٨١ فَمَن تَوَلَّىٰ بَعۡدَ ذَٰلِكَ فَأُوْلَٰٓئِكَ هُمُ
ٱلۡفَٰسِقُونَ ٨٢ أَفَغَيۡرَ دِينِ ٱللَّهِ يَبۡغُونَ وَلَهُۥٓ أَسۡلَمَ مَن فِي
ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضِ طَوۡعٗا وَكَرۡهٗا وَإِلَيۡهِ يُرۡجَعُونَ ٨٣

٦٠

(78) Ва ҳамоно аз яҳудиҳо тоифаест, ки забоношонро ба зикри он чи аз Таврот нест, мепечанд,[1] то гумон баред, ки онҳо Таврот мехонанд ва ҳол он ки хондаашон аз Таврот нест, балки он аз дурӯғҳои бар Худо бофтаашон аст. Ва мегӯянд: “**Он чи мо қироат мекунем, аз назди Аллоҳ (ч) нозил шуда аст**” ва ҳол он ки он аз назди Аллоҳ (ч) нест ва дар ҳаққи Аллоҳ (ч) дурӯғ мегӯянд ва ҳол он ки бар Худову Расул дурӯғ гуфтани худро медонанд.

(79) Барои ҳеҷ кас аз инсонҳо сазовор нест, ки Аллоҳ (ч) аз назди Худ барояш Китоб диҳад ва ба ӯ илму фаҳми солим рӯзӣ намояд ва ӯро баргузинад, сипас ӯ ба мардум “**Ба ҷои Аллоҳ (ч) бандагони ман бошед**” гӯяд, валекин ба онҳо мегӯяд: “**Бо таълим додани Китоби Худо ва бо ҳифзу фаҳм хондани он олимони боамал, мураббии мардум, ислоҳгари умури онҳо бошед.**”

(80) Ва низ барои ҳеҷ кас аз инсонҳо лоиқ нест, ки шуморо амр кунад, то фариштагон ва паёмбаронро барои хеш маъбуд гирифта, ба ҷои Аллоҳ (ч) бипарастед. Оё дуруст аст, ки касе шуморо баъд аз он ки ба Аллоҳ (ч) таслим ва мутеъ гаштаед, ба кофир шудан амр намояд?!

(81) Ва эй Паёмбар, он замонеро ёд кун, ки Аллоҳ (ч) аз паёмбарон паймони қатъӣ гирифта, ба онҳо гуфт: “**Вақте Ман ба шумо Китоб ва ҳикмат бидиҳам ва агарчи ба дараҷаҳои баланд ҳам бирасед, сипас Расулам Муҳаммад (с), ки тасдиқгари Китоб ва ҳикмати шумост, наздатон ояд, ҳатман ба он чи оварда аст, имон меоред ва ӯро пайравӣ карда, нусраташ медиҳед. Эй паёмбарон, оё инро иқрор доред ва барои иҷрои он аҳди қатъии Маро пазируфтед?**” Онҳо дар ҷавоб “**Иқрор дорем**” гуфтанд. Аллоҳ (ч) гуфт: “**Пас, бар хештан ва умматҳоятон шоҳид бошед ва Ман низ ҳамроҳатон бар шумову умматҳоятон аз ҷумлаи гувоҳон ҳастам.**

(82) **Пас, он касоне, ки баъди ин паймони қатъӣ рӯй гардонанд ва аҳдшиканӣ кунанд, бешак, ин тоифаи аҳдшикан аз дину тоати Худо хориҷанд.**”

(83) Пас, оё ин гурӯҳи аз дину тоати илоҳӣ хориҷ ғайр аз Ислом, ки дини баргузида Аллоҳ (ч) аст, дини дигареро металабанд ва ҳол он ки тамоми халоиқи осмонҳо ва замин ба мисли аҳли имон ихтиёран ё ба мисли кофирон беихтиёр[2] ба Ӯ таслим ва тобеъ ҳастанд?! Сипас, кулли халоиқ рӯзи қиёмат барои бозпурсӣ ва подош ба сӯи Ӯ баргардонида мешаванд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Оятҳои тафсиршуда залолат ва макри донишмандони яҳудро нишон медиҳад, ки чигуна онҳо Китоби Худоро таҳриф мекарданд ва таҳрифоти худро ба Аллоҳ таоло нисбат дода, ба мардум дурӯғ мегуфтанд;

2.Ҳар ки даъвои имондорӣ ба паёмбарони Худоро карда, вале ба Расули акрам (с) бовар накунад, пас паймони бо Парвардигор бастаашро нақз карда аст;

3.Бузургтарин мардум аз рӯи ҷойгоҳ олимони раббонӣ ҳастанд, ки илму амалро ҷамъ карда, мардумро бар ҳамин асос тарбият мекунанд;

4.Асоситарин навъи залолат сарпечӣ аз дини Зотест, ки тамоми мардуми некӯкору бадкор ба Ӯ таслим гаштаанд.

1. Яъне, онҳо қасди қироати Китоби Худо карда, онро ба мақсаде талаффуз менамоянд, ки маънои саҳеҳи зоҳири лафз ба маънои фосиди он табдил шавад ё алфози Тавротро тағйир медиҳанд ё маонии онро таҳриф мекунанд. (**Мутарҷим**)

2. Яъне, кофирон дар баробари қонунҳои Аллоҳ (ч) таслим ҳастанд. Масалан, маҳалли таваллуд, мӯҳлати зиндагӣ, макони вафот ва ба ҳамин монанд чизҳо, ки ҳатто шахси беимон иҷборан тобеи он аст. (**Мутарҷим**)

قُلْ ءَامَنَّا بِٱللَّهِ وَمَآ أُنزِلَ عَلَيْنَا وَمَآ أُنزِلَ عَلَىٰٓ إِبْرَٰهِيمَ
وَإِسْمَٰعِيلَ وَإِسْحَٰقَ وَيَعْقُوبَ وَٱلْأَسْبَاطِ وَمَآ أُوتِىَ مُوسَىٰ
وَعِيسَىٰ وَٱلنَّبِيُّونَ مِن رَّبِّهِمْ لَا نُفَرِّقُ بَيْنَ أَحَدٍ مِّنْهُمْ
وَنَحْنُ لَهُۥ مُسْلِمُونَ ﴿٨٤﴾ وَمَن يَبْتَغِ غَيْرَ ٱلْإِسْلَٰمِ دِينًا فَلَن
يُقْبَلَ مِنْهُ وَهُوَ فِى ٱلْءَاخِرَةِ مِنَ ٱلْخَٰسِرِينَ ﴿٨٥﴾ كَيْفَ
يَهْدِى ٱللَّهُ قَوْمًا كَفَرُوا۟ بَعْدَ إِيمَٰنِهِمْ وَشَهِدُوٓا۟ أَنَّ
ٱلرَّسُولَ حَقٌّ وَجَآءَهُمُ ٱلْبَيِّنَٰتُ ۚ وَٱللَّهُ لَا يَهْدِى ٱلْقَوْمَ
ٱلظَّٰلِمِينَ ﴿٨٦﴾ أُو۟لَٰٓئِكَ جَزَآؤُهُمْ أَنَّ عَلَيْهِمْ لَعْنَةَ ٱللَّهِ
وَٱلْمَلَٰٓئِكَةِ وَٱلنَّاسِ أَجْمَعِينَ ﴿٨٧﴾ خَٰلِدِينَ فِيهَا لَا يُخَفَّفُ
عَنْهُمُ ٱلْعَذَابُ وَلَا هُمْ يُنظَرُونَ ﴿٨٨﴾ إِلَّا ٱلَّذِينَ تَابُوا۟ مِنۢ
بَعْدِ ذَٰلِكَ وَأَصْلَحُوا۟ فَإِنَّ ٱللَّهَ غَفُورٌ رَّحِيمٌ ﴿٨٩﴾ إِنَّ ٱلَّذِينَ
كَفَرُوا۟ بَعْدَ إِيمَٰنِهِمْ ثُمَّ ٱزْدَادُوا۟ كُفْرًا لَّن تُقْبَلَ تَوْبَتُهُمْ
وَأُو۟لَٰٓئِكَ هُمُ ٱلضَّآلُّونَ ﴿٩٠﴾ إِنَّ ٱلَّذِينَ كَفَرُوا۟ وَمَاتُوا۟ وَهُمْ
كُفَّارٌ فَلَن يُقْبَلَ مِنْ أَحَدِهِم مِّلْءُ ٱلْأَرْضِ ذَهَبًا وَلَوِ
ٱفْتَدَىٰ بِهِۦٓ ۗ أُو۟لَٰٓئِكَ لَهُمْ عَذَابٌ أَلِيمٌ وَمَا لَهُم مِّن نَّٰصِرِينَ ﴿٩١﴾



(84) Эй Паёмбар, бигӯ: “**Ба маъбудияти Аллоҳ (ч) имон оварда, фармонҳои Ӯро итоат кардем ва ба пайғоми бар мо нозилкардаи Аллоҳ (ч) ва ба он чи бар Иброҳим ва Исмоил ва Исҳоқ ва Яъқуб ва паёмбарони аз насли Яъқуб ба дунё омада фуруд оварда аст ва ба он Китобҳо ва оятҳое, ки ба Мӯсо ва Исо ва ба ҳама паёмбарон аз ҷониби Парвардигорашон дода шуда аст, имон овардем. Байни ҳеҷ кас аз паёмбарон бо имон овардан ба баъзе ва кофир шудан ба баъзеи дигар ҷудо намесозем ва мо ягона мутеъ ва таслими Ӯ ҳастем.**”

(85) Ва ҳар ки ғайр аз дини Исломи баргузидаи Аллоҳ (ч) дини дигареро меҷӯяд, пас Аллоҳ (ч) онро аз ӯ ҳаргиз намепазирад ва ӯ дар охират аз ҷумлаи касонест, ки бо даромадани дӯзах бар ҷони худ зиён расонда аст.

(86) Чӣ гуна Аллоҳ (ч) барои ба Ӯ ва Расулаш Муҳаммад (с) имон овардан қавмеро ҳидоят месозад, ки онҳо баъд аз он ки имон оварданд ва оиди ҳақ будани дини Паёмбар Муҳаммад (с) шоҳидӣ доданд ва ба онҳо ҳуҷҷатҳои равшани исботкунандаи дурустии нубувваташ омад, дубора кофир шуданд?![1] Ва Аллоҳ (ч) ба мардуми ситамгаре, ки дар бадали ҳидоят залолатро бармегузинанд, тавфиқи ҳидоят ба сӯи имонро намедиҳад.

(87) Ҳамоно подоши ин тоифаи ситамгари баргузидаи ботил он аст, ки бар онҳо лаънати Аллоҳ (ч) ва фариштагон ва тамоми мардум бошад ва аз раҳмати Худо ронда шаванд.

(88) Онҳо дар дӯзах ҷовидон мемонанд, аз он намебароянд, азоби ҷаҳаннам аз онҳо сабук намешавад ва онҳо мӯҳлат дода намешаванд, то тавба кунанд ё узр биёранд,-

(89) ҷуз он касоне, ки баъди куфру ситамгарӣ ба сӯи Аллоҳ (ч) баргарданд ва амали хешро ислоҳ намоянд, пас яқинан Аллоҳ (ч) нисбат ба бандагони тавбакораш бағоят Бахшандаи Меҳрубон аст.

(90) Ба дурустӣ, он касоне, ки баъд аз имон овarданашон кофир шуданд, сипас куфрашонро идома дода, дар ҳолати беимонӣ аз дунё гузаштанд, ҳаргиз тавбааашон ҳангоми омадани марг қабул намешавад, зеро вақти қабули тавба гузашта аст ва онҳо бандагони аз роҳи рости ба Худо васлкунанда гумроҳшуда ҳастанд.

(91) Ҳамоно он касоне, ки кофир шуданд ва дар ҳолати беимонӣ фавтиданд, пас агарчи дар бадали раҳоӣ аз дӯзах ҳамвазни замини пур аз тилло фидя диҳанд, ҳаргиз он фидя аз ҳеҷ каси онҳо пазируфта намешавад. Барои ин ҷамоаи мазкур азоби дарднок аст ва рӯзи қиёмат ёвароне надоранд, ки азоби ҷаҳаннамро аз онҳо бартараф созанд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ба ҳамаи паёмбарон ва Китобҳои Худо имон овардан фарз аст;

2.Худо баъд аз биъсати Муҳаммад (с) ғайр аз Ислом дигар динро намепазирад;

3.Ҳар кас гумроҳиашро идома диҳад, эҳтимол дорад, ки Худо ба ӯ тавфиқи ҳидоят ба сӯи тавбаро рӯзӣ насозад;

4.То вақте ки марг наомада ё офтоб аз мағриб тулӯъ накарда аст, дари тавба барои бандагон боз аст. Аммо дар сурати омадани марг ё тулӯи хуршед аз мағриб тавбаи касе қабул нест;

5.Рӯзи қиёмат ягона наҷотдиҳандаи банда аз азоби Худо амали шоистаи ӯст, аммо моликият агарчи ба андозаи рӯи замин ҳам бошад, ба соҳибаш суд намебахшад.

---

1. Тарҷумаи мазкур аз нигоҳи қоидаҳои наҳви забони арабӣ ба эътибори он аст, ки феъли “شهدوا”-и матни арабии ояти карима ба ибораи изофии “**имониҳим**”-и қаблан гузашта атф шуда аст. Аммо агар ҳарфи “**вов**”-и қабл аз феъли “شهدوا” вови ифодагари ҷумлаи ҳол бошад, пас дар ин сурат маъно чунин мешавад:
**“Чӣ гуна Аллоҳ (ч) барои ба Ӯ ва Расулаш Муҳаммад (с) имон овардан қавмеро ҳидоят месозад, ки онҳо баъди имон доштанашон дубора кофир шудаанд ва ҳол он ки он қавм дар бораи ҳақ будани дини Паёмбар Муҳаммад (с) шоҳидӣ дода буданд ва ба онҳо ҳуҷҷатҳои исботкунандаи дурустии нубувваташ омада буд?!”** (Мутарҷим)